
الجزء الخامس عشر | سورة الإسراء

سورة الإسراء — ترتيبها ١٧ — آياتها ١١١

بسم الله الرحمن الرحيم

سبحان الذي أسرى بعبده ليلا من المسجد الحرام إلى
المسجد الأقصا الذي باركنا حوله لنريه من ءاياتنا إنه
هو السميع البصير ١ وءاتينا موسى الكتب وجعلنه
هدى لبني إسرءيل ألا تتخذوا من دوني وكيلا ٢
ذرية من حملنا مع نوح إنه كان عبدا شكورا ٣
وقضينا إلى بني إسرءيل في الكتب لتفسدن في الأرض
مرتين ولتعلن علوا كبيرا ٤ فإذا جاء وعد أولىهما
بعثنا عليكم عبادا لنا أولي بأس شديد فجاسوا خلل
الديار وكان وعدا مفعولا ٥ ثم رددنا لكم الكرة
عليهم وأمددنكم بأموال وبنين وجعلنكم أكثر نفيرا
٦ إن أحسنتم أحسنتم لأنفسكم وإن أسأتم فلها فإذا
جاء وعد الآخرة ليسوءوا وجوهكم وليدخلوا المسجد
كما دخلوه أول مرة وليتبروا ما علوا تتبيرا ٧

الجزء ١٥ الحزب ٢٩

٢٨٢

## СУРАИ "ИСРОЪ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАБДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ЯКСАДУ ЁЗДАҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Дар ин сура камоли рисолати муҳаммадӣ баён шуда, дар мавриди мазмун ва ояндаи он ишорат ва муждаҳо омадааст.

### Тафсир:

1 Аллоҳ (ч) Зоти аз ҳама нуқсонҳо Поки Боазамат аст, зеро Вай ба корҳое қудрат дорад, ки каси дигар аз уҳдаи он намебарояд. Ӯ Зотест, ки бандааш Муҳаммадро дар посе аз шаб бо рӯҳу ҷисм дар бедорӣ аз Масҷид-ул-ҳаром ба тарафи Масҷиди Байт-ул-муқаддас, ки бо меваҳо, зироатҳо ва манзилҳои паёмбарон атрофашро баракат додааст, бурд, то баъзе аз нишонаҳои қудрати Худро ба ӯ нишон диҳад. Ба дурустӣ, Ӯ Худои Шунавои Бино аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ монда наметавонад.

2 Ва Мо ба Мӯсо (а) Тавротро додем ва онро барои Бани Исроил раҳнамо сохта, гуфтем: "**Ҷуз Ман Такягоҳи дигар, ки корҳоятонро ба ӯ ҳавола кунед, нагиред, балки танҳо ба Ман таваккул кунед.**

3 **Шумо аз насли ононе ҳастед, ки Мо онҳоро бо ҳамроҳи Нӯҳ аз ғарқ гардидан наҷот дода, нисбаташон лутф намудем. Барои ҳамин, он лутфро ба хотир оред ва бо ибодат ва итоат Аллоҳ (ч)-ро шукргузорӣ намуда, дар ин бора пайрави Нӯҳ бошед. Зеро вай бандаи бисёр сипосгузори Аллоҳ (ч) буд."**

4 Ва дар Таврот ба Бани Исроил хабар додем ва огоҳашон кардем, ки ҳатман аз сӯи шумо дар замин ба сабаби гуноҳ ва куфрони неъмат ду маротиба фасод рух медиҳад ва ҳатман бо зулм ва ҷинояткорӣ бар мардум бартарӣ хоста, аз ҳамаи марзҳо мегузаред.

5 Пас чун аз ҷониби Бани Исроил фасодкории якум ба вуҷуд ояд, бар онҳо он бандагонамонро, ки соҳиби қудрат ва нерӯи бузурганд, мусаллат месозем, онҳо қавми яҳудро мекушанд ва бадарға мекунанд, пас миёни хонаҳояшон тохту тоз карда, аз назди ҳар чи гузаранд, онро хароб месозанд ва ваъдаи илоҳӣ дар ин бора ҳатман воқеъшаванда аст.

6 Сипас, эй Бани Исроил, вақте тавба кунед, бароятон давлат ва муқобили он касоне, ки бар алайҳатон мусаллат шуданд, ғолибиятро бармегардонем ва баъд аз он ки дороиатон рабуда ва фарзандонатон асир гаштанд, амвол ва фарзандонатонро афзун месозем ва ҷамъияти шуморо аз ҷамъияти душманонатон зиёдтар менамоем.

7 Эй Бани Исроил, агар амалҳоятонро нек сохта, онро ба сурати матлуб иҷро кунед, пас подошаш ба шумо бармегардад, зеро Аллоҳ (ч) аз корҳои шумо бениёз мебошад. Ва агар рафтори бад кардед, пас оқибаташ бар зарари шумо бармегардад, зеро амалҳои неки бандагон ба Аллоҳ (ч) фоида ва рафторҳои зишташон ба Ӯ зарар намерасонад. Пас чун аз ҷонибатон фасодкории дуюм рух диҳад, душманонатонро бар шумо ҳукмфармо месозем, то шуморо хору расво гардонанд ва ба сабаби он ки навъҳои гуногуни хориро бароятон мечашонанд, осори нохуширо дар чеҳраатон намоён мекунанд ва то ба Байт-ул-муқаддас дароянд, чунончи бори нахуст ворид шуданд ва то онро тахриб созанд ва шаҳрҳои зери тасарруф даровардаи худро ба хок яксон гардонанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Дар ин сухани Парвардигор, ки "**Масҷиди ақсо**" гуфтааст, ба даромадани ин макон зери ҳукми Ислом ишора мекунад. Зеро масҷид макони ибодати мусулмонон мебошад;

2.Оятҳои карима фазилати шукр ва пайравӣ ба паёмбарону дигар бандагони сипосгузорро баён месозад;

3.Аз ҷумлаи ҳикмат ва қонуни тағйирнопазири Парвардигор он аст, ки бандагонеро барои пешгирии фосидгарон мефиристад, то ҳикмати Худо дарислоҳкорӣ таҳаққуқ ёбад;

4.Худо дар ин оятҳои карима мӯъминонро ҳушдор медиҳад, ки аз гуноҳ парҳезанд, то ба ҳолати гирифтор шудаи Бани Исроил дучор нашаванд, чунки қонуни илоҳӣ ягонаи бетағйир аст.

عَسَىٰ رَبُّكُمْ أَن يَرْحَمَكُمْ ۚ وَإِنْ عُدتُّمْ عُدْنَا ۘ وَجَعَلْنَا جَهَنَّمَ لِلْكَافِرِينَ
حَصِيرًا ﴿٨﴾ إِنَّ هَٰذَا الْقُرْآنَ يَهْدِي لِلَّتِي هِيَ أَقْوَمُ وَيُبَشِّرُ
الْمُؤْمِنِينَ الَّذِينَ يَعْمَلُونَ الصَّالِحَاتِ أَنَّ لَهُمْ أَجْرًا كَبِيرًا ﴿٩﴾
وَأَنَّ الَّذِينَ لَا يُؤْمِنُونَ بِالْآخِرَةِ أَعْتَدْنَا لَهُمْ عَذَابًا أَلِيمًا ﴿١٠﴾
وَيَدْعُ الْإِنسَانُ بِالشَّرِّ دُعَاءَهُ بِالْخَيْرِ ۖ وَكَانَ الْإِنسَانُ عَجُولًا ﴿١١﴾
وَجَعَلْنَا اللَّيْلَ وَالنَّهَارَ آيَتَيْنِ ۖ فَمَحَوْنَا آيَةَ اللَّيْلِ وَجَعَلْنَا آيَةَ
النَّهَارِ مُبْصِرَةً لِّتَبْتَغُوا فَضْلًا مِّن رَّبِّكُمْ وَلِتَعْلَمُوا عَدَدَ
السِّنِينَ وَالْحِسَابَ ۚ وَكُلَّ شَيْءٍ فَصَّلْنَاهُ تَفْصِيلًا ﴿١٢﴾ وَكُلَّ
إِنسَانٍ أَلْزَمْنَاهُ طَائِرَهُ فِي عُنُقِهِ ۖ وَنُخْرِجُ لَهُ يَوْمَ الْقِيَامَةِ كِتَابًا
يَلْقَاهُ مَنشُورًا ﴿١٣﴾ اقْرَأْ كِتَابَكَ كَفَىٰ بِنَفْسِكَ الْيَوْمَ عَلَيْكَ حَسِيبًا
﴿١٤﴾ مَّنِ اهْتَدَىٰ فَإِنَّمَا يَهْتَدِي لِنَفْسِهِ ۖ وَمَن ضَلَّ فَإِنَّمَا يَضِلُّ
عَلَيْهَا ۚ وَلَا تَزِرُ وَازِرَةٌ وِزْرَ أُخْرَىٰ ۗ وَمَا كُنَّا مُعَذِّبِينَ حَتَّىٰ نَبْعَثَ
رَسُولًا ﴿١٥﴾ وَإِذَا أَرَدْنَا أَن نُّهْلِكَ قَرْيَةً أَمَرْنَا مُتْرَفِيهَا فَفَسَقُوا فِيهَا
فَحَقَّ عَلَيْهَا الْقَوْلُ فَدَمَّرْنَاهَا تَدْمِيرًا ﴿١٦﴾ وَكَمْ أَهْلَكْنَا مِنَ الْقُرُونِ
مِن بَعْدِ نُوحٍ ۗ وَكَفَىٰ بِرَبِّكَ بِذُنُوبِ عِبَادِهِ خَبِيرًا بَصِيرًا ﴿١٧﴾



(8) Эй Бани Исроил, агар тавба карда, амалатонро нек кунед, умед аст Парвардигоратон баъди ин интиқом шуморо мавриди раҳматаш қарор диҳад ва агар бори сеюм ё бештар ба фасодкорӣ баргардед, Мо низ ба ситонидани интиқом аз шумо бармегардем ва дӯзахро барои кофирон чун зиндон гардонидаем, ки абадан аз он раҳоӣ намеёбанд.

(9) Бешак, ин Қуръони бар Муҳаммад (с) нозилшуда ба беҳтарин роҳҳо (**дини Ислом**) раҳнамоӣ мекунад ва мӯъминонеро, ки амалҳои нек мекунанд, башорат медиҳад, ки онҳоро аз ҷониби Аллоҳ (ч) савоби азим аст.

(10) Ва Қуръон шахсони мункири қиёматро хабар медиҳад, ки Мо барои кофирон дар қиёмат азоби дардовар омода кардаем.

(11) Ва инсон чунончи дар ҳаққи худ дуои нек мекунад, вақти ғазаб аз рӯи ҷаҳл дар ҳаққи худ, фарзанд ва молаш дуои бад менамояд ва агар Мо дуои бадашро бипазирем, ҳам вай ва ҳам молу фарзандонаш нобуд мешаванд ва инсон фитратан шитобкор аст. Барои ҳамин, вай аз рӯи шитобкорӣ дуое мекунад, ки барояш зарар меорад.

(12) Ва Мо шаб ва рӯзро ду аломати далолаткунандаи ваҳдоният ва қудрати Худ офаридем, зеро дар он ду аз нигоҳи дарозиву кӯтоҳӣ ва гармиву сардӣ гуногунӣ аст. Пас шабро ба хотири хобу роҳат торик ва рӯзро равшан гардонидем, то дар он ҳоҷати хешро бинед ва бо талош аз фазли Парвардигоратон рӯзӣ биталабед ва то бо пайи ҳам омадани шабу рӯз адади солҳо ва ҳисоби сол, моҳ ва рӯзро, ки ба он ниёз доред, бидонед ва ҳама чизро ба таври равшан баён кардем, то тамоми чизҳо ҷудо шаванд ва ҳақ аз ноҳақ маълум гардад.

(13) Ва амали аз ҳар инсон содиршавандаро монанди пайвастагии гарданбанд ба гардан ҳамроҳаш қарин гардонидем, кирдори кардааш то замони бозпурсиаш аз вай ҷудо намешавад ва рӯзи қиёмат барои ӯ китоберо, ки дар он корҳои неку бадаш сабт гаштааст, берун месозем, он китобро дар наздаш кушода меёбад.

(14) Ва он рӯз ба вай мегӯем: “**Эй инсон, номаи аъмолатро бихон ва ҳисоби корҳоятро худ анҷом бидеҳ, имрӯз худи ту ба сифати ҳисобгари аъмолат басандаӣ.**”

(15) Ҳар ки ба сӯи имон ҳидоят шавад, пас савоби он ба фоидаи худи ӯст ва ҳар ки гумроҳ гардад, пас уқубати он ба зарари худи ӯст ва касе гуноҳи шахси дигарро намебардорад ва Мо ҳеҷ қавмеро то он ки паёмбар нафиристем ва далелро барпо накунем, азоб намедиҳем.

(16) Ва чун ба сабаби зулми сокинони деҳае иродаи нобуд сохтани онҳоро кунем, касонеро, ки неъмати бисёр онҳоро мағрур сохтааст, ба итоаткорӣ дастур медиҳем, пас онҳо фармони Моро ба ҷо намеоранд, балки нофармонӣ карда, аз итоат мебароянд, пас қавли Парвардигор оиди вуқӯи азоби решакансозанда зарурӣ мегардад, пас онҳоро ҳалок гардонида, аз бехашон бармеканем.

(17) Ва адади умматҳои таксибгар ба монанди қавми Оду Самуд, ки баъди Нӯҳ нобудашон сохтем, ниҳоят зиёданд! Ва эй Паёмбар, Огоҳу Бино будани Парвардигорат оиди гуноҳи бандагонаш басанда аст. Ҳеҷ гуноҳ аз Ӯ пӯшида нест ва ҳатман онҳоро ба сазои корашон мерасонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар кас худро оростаи раҳнамоии Қуръон гардонад, дар кулли корҳо комилтарин, росттарин ва роҳёфтатарин инсон аст;

2.Худованд бандагонро аз ин ки дар ҳаққи худ ва фарзандон дуои бад кунанд, барҳазар медорад;

3.Дигаргунии шабу рӯз бо каму зиёд гаштан, пайи ҳам омадан, рӯшноии рӯз ва торикии шаб далели ваҳдоният, ҳастӣ, камоли дониш ва қудрати илоҳӣ мебошад;

4.Оятҳои карима асоси масъулияти шахсии ҳар касро муқаррар месозад. Ин масъала аз рӯи адолати Аллоҳ (ч) ва меҳрубонии Ӯ нисбат ба бандагон аст.

18 Ҳар кас бо иҷрои корҳои нек зиндагонии дунёро мақсуди хеш қарор дода, ба охират имон наорад ва ба он бетаваҷҷӯҳӣ намояд, дар дунё барояш он неъматҳоеро, ки Мо мехоҳем, на он чиро вай мехоҳад, ба ҳар касе хоҳем, медиҳем, сипас дӯзахро барои ӯ муқаррар месозем, рӯзи қиёмат ба он дохил шуда, аз сахтии гармиаш ранҷ мебарад, дар ҳоле ки ба сабаби баргузидани дунё ва инкори охират мазамматшудаи аз раҳмати илоҳӣ рондагашта аст.

19 Ва ҳар кас бо иҷрои корҳои нек савоби охиратро қасд намояд ва барои он кӯшиши холӣ аз худнамоӣ анҷом диҳад, дар ҳоле ки вай ба рукнҳои асосии дин имон дорад, пас талоши ҷамоаи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда назди Аллоҳ (ч) пазируфта гашта, ба онҳо подоши сазовор медиҳад.

20 Эй Паёмбар, ҳар якеи ин ду гурӯҳи бадкору некӯкорро доим аз ризқи Парвардигорат медиҳем ва ризқи[1] Парвардигорат дар дунё аз касе, новобаста аз бадкор ё некӯкор буданаш манъ намешавад.

21 Эй Паёмбар, андеша намо, ки Мо дар дунё чӣ гуна баъзе аз бандагонро бар баъзеи дигар дар рӯзӣ ва мартаба бартарӣ додаем ва бегумон дараҷаҳои неъмати охират ва афзалиятнокии он аз ҳаёти дунё бузургтар аст. Аз ин рӯ, мӯъминро лозим ва зарур аст, ки барои ҳосил намудани неъматҳои абадии охират сахт талош кунад.

22 Эй банда, дар ибодат бо Аллоҳ (ч) маъбуди дигар қарор мадеҳ, зеро ин амал боис мегардад, ки назди Аллоҳ (ч) ва бандагони солеҳаш **мазамматшуда** гашта, касе ситоишат намекунад, инчунин аз мадади илоҳӣ **маҳрум** шуда, беёвар мемонӣ.

23 Ва эй банда, Парвардигорат амр карда ва фарз гардонидааст, ки ғайри Ӯ ҳеҷ кас ва ҳеҷ чизро напарастед ва дар ҳаққи падару модар, махсусан вақти расидан ба пиронсолӣ некӯӣ кунед. Пас агар назди ту падар ё модар ва ё ҳардуяшон ба пиронсолӣ расанд, пас ба онҳо "**уф**", ки ба маънои дилтангӣ аст, магӯ ва изҳори дилтангӣ макун ва ба онҳо бонг мазан ва сухани сахт магӯ ва ба онҳо сухани нарму ширин бигӯ.

24 Ва аз рӯи меҳрубонӣ ба волидайн ва нишон додани хорӣ назди онҳо фурӯтанӣ намо ва бигӯ: "**Эй Парвардигори ман, ба сабаби он ки падару модарам маро дар хурдсолӣ тарбият намуданд, онҳоро мавриди раҳмати Хеш қарор бидеҳ.**"

25 Эй мардум, Парвардигоратон он ихлосеро, ки ҳангоми ибодат, иҷрои кори шоиста ва некӯии падару модар дар қалбатон пӯшида аст, беҳтар медонад. Агар ниятҳои шумо дар ибодат ва муомила бо падару модару дигарон нек бошад, пас ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) барои бандагони бо тавба ба сӯяш бозгарданда Бахшанда мебошад. Ҳар кас аз кӯтоҳие, ки дар гузашта дар ибодати илоҳӣ ё хидмати падару модар кардааст, самимона тавба кунад, Аллоҳ (ч) гуноҳашро мебахшад.

26 Ва эй мӯъмин, бо нигоҳ доштани пайванди хешовандӣ ҳаққи хешованд ва мискин ва раҳмондаи мусофирро бидеҳ ва молатро дар роҳи гуноҳ сарф макун ва аз исрофкорӣ дар харҷи он худдорӣ намо.

27 Бешак, шахсоне, ки молҳои худро дар маъсият сарф мекунанд ва шахсоне, ки дар харҷи он ба исрофкорӣ роҳ медиҳанд, бародарони шайтонҳо буда, дар исрофкорӣ дастури шайтонҳоро иҷро мекунанд ва Шайтон нисбат ба Парвардигораш бисёр носипос аст. Барои ҳамин доим гуноҳ карда, ба корҳое мефармояд, ки хашми илоҳиро меорад.



مَن كَانَ يُرِيدُ ٱلْعَاجِلَةَ عَجَّلْنَا لَهُۥ فِيهَا مَا نَشَآءُ لِمَن نُّرِيدُ ثُمَّ
جَعَلْنَا لَهُۥ جَهَنَّمَ يَصْلَىٰهَا مَذْمُومًا مَّدْحُورًا ١٨ وَمَنْ أَرَادَ
ٱلْـَٔاخِرَةَ وَسَعَىٰ لَهَا سَعْيَهَا وَهُوَ مُؤْمِنٌ فَأُو۟لَـٰٓئِكَ كَانَ
سَعْيُهُم مَّشْكُورًا ١٩ كُلًّا نُّمِدُّ هَـٰٓؤُلَآءِ وَهَـٰٓؤُلَآءِ مِنْ
عَطَآءِ رَبِّكَ ۚ وَمَا كَانَ عَطَآءُ رَبِّكَ مَحْظُورًا ٢٠ ٱنظُرْ كَيْفَ
فَضَّلْنَا بَعْضَهُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ ۚ وَلَلْـَٔاخِرَةُ أَكْبَرُ دَرَجَـٰتٍ وَأَكْبَرُ
تَفْضِيلًا ٢١ لَّا تَجْعَلْ مَعَ ٱللَّهِ إِلَـٰهًا ءَاخَرَ فَتَقْعُدَ مَذْمُومًا مَّخْذُولًا
٢٢ ۞ وَقَضَىٰ رَبُّكَ أَلَّا تَعْبُدُوٓا۟ إِلَّآ إِيَّاهُ وَبِٱلْوَٰلِدَيْنِ إِحْسَـٰنًا ۚ إِمَّا (الحزب ٢٩)
يَبْلُغَنَّ عِندَكَ ٱلْكِبَرَ أَحَدُهُمَآ أَوْ كِلَاهُمَا فَلَا تَقُل لَّهُمَآ
أُفٍّ وَلَا تَنْهَرْهُمَا وَقُل لَّهُمَا قَوْلًا كَرِيمًا ٢٣ وَٱخْفِضْ لَهُمَا
جَنَاحَ ٱلذُّلِّ مِنَ ٱلرَّحْمَةِ وَقُل رَّبِّ ٱرْحَمْهُمَا كَمَا رَبَّيَانِى
صَغِيرًا ٢٤ رَّبُّكُمْ أَعْلَمُ بِمَا فِى نُفُوسِكُمْ ۚ إِن تَكُونُوا۟ صَـٰلِحِينَ
فَإِنَّهُۥ كَانَ لِلْأَوَّٰبِينَ غَفُورًا ٢٥ وَءَاتِ ذَا ٱلْقُرْبَىٰ حَقَّهُۥ
وَٱلْمِسْكِينَ وَٱبْنَ ٱلسَّبِيلِ وَلَا تُبَذِّرْ تَبْذِيرًا ٢٦ إِنَّ ٱلْمُبَذِّرِينَ
كَانُوٓا۟ إِخْوَٰنَ ٱلشَّيَـٰطِينِ ۖ وَكَانَ ٱلشَّيْطَـٰنُ لِرَبِّهِۦ كَفُورًا ٢٧



### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Барои инсон лозим ва зарур аст, ки ба қадри тавон кори нек анҷом диҳад ва он чи аз дасташ намеояд, нияти иҷрои онро дар дил дошта бошад, то аз рӯи нияташ савоб гирад;

2.Доштани неъмати дунё аломати хушнудии Худо аз банда нест, зеро гоҳо шахс соҳиби неъматҳои зиёд мегардад, аммо оқибат вориди дӯзах мешавад;

3.Некӣ ба падару модар бар фарзанд фарзи қатъӣ мебошад. Аз сабаби он ки мақоми волидайн дар пеши Аллоҳ (ч) баланд аст, шукри онҳоро бо сипосгузории Худ якҷо зикр кардааст;

4.Ислом исрофкориро ҳаром гардонидааст. Исроф дар ҷойҳои ғайри муносиб харҷ кардани молро гӯянд.

1. Калимаи "**ато**"-и дар матни арабии ояти карима омада, дар тафсири "**Зод-ул-масир**"-и Имом Ибни Ҷавзӣ (р) ба маънои "**ризқ**" тафсир шуда аст. Дар тарҷума аз он кор гирифтаем. (**Мутарҷим**)

وَإِمَّا تُعْرِضَنَّ عَنْهُمُ ٱبْتِغَآءَ رَحْمَةٍ مِّن رَّبِّكَ تَرْجُوهَا فَقُل لَّهُمْ قَوْلًا
مَّيْسُورًا ٢٨ وَلَا تَجْعَلْ يَدَكَ مَغْلُولَةً إِلَىٰ عُنُقِكَ وَلَا تَبْسُطْهَا
كُلَّ ٱلْبَسْطِ فَتَقْعُدَ مَلُومًا مَّحْسُورًا ٢٩ إِنَّ رَبَّكَ يَبْسُطُ ٱلرِّزْقَ
لِمَن يَشَآءُ وَيَقْدِرُ إِنَّهُۥ كَانَ بِعِبَادِهِۦ خَبِيرًۢا بَصِيرًا ٣٠ وَلَا تَقْتُلُوٓا۟
أَوْلَٰدَكُمْ خَشْيَةَ إِمْلَٰقٍ نَّحْنُ نَرْزُقُهُمْ وَإِيَّاكُمْ إِنَّ قَتْلَهُمْ كَانَ
خِطْـًٔا كَبِيرًا ٣١ وَلَا تَقْرَبُوا۟ ٱلزِّنَىٰٓ إِنَّهُۥ كَانَ فَٰحِشَةً وَسَآءَ
سَبِيلًا ٣٢ وَلَا تَقْتُلُوا۟ ٱلنَّفْسَ ٱلَّتِى حَرَّمَ ٱللَّهُ إِلَّا بِٱلْحَقِّ
وَمَن قُتِلَ مَظْلُومًا فَقَدْ جَعَلْنَا لِوَلِيِّهِۦ سُلْطَٰنًا فَلَا يُسْرِف فِّى
ٱلْقَتْلِ إِنَّهُۥ كَانَ مَنصُورًا ٣٣ وَلَا تَقْرَبُوا۟ مَالَ ٱلْيَتِيمِ إِلَّا بِٱلَّتِى
هِىَ أَحْسَنُ حَتَّىٰ يَبْلُغَ أَشُدَّهُۥ وَأَوْفُوا۟ بِٱلْعَهْدِ إِنَّ ٱلْعَهْدَ كَانَ
مَسْـُٔولًا ٣٤ وَأَوْفُوا۟ ٱلْكَيْلَ إِذَا كِلْتُمْ وَزِنُوا۟ بِٱلْقِسْطَاسِ ٱلْمُسْتَقِيمِ
ذَٰلِكَ خَيْرٌ وَأَحْسَنُ تَأْوِيلًا ٣٥ وَلَا تَقْفُ مَا لَيْسَ لَكَ بِهِۦ عِلْمٌ إِنَّ
ٱلسَّمْعَ وَٱلْبَصَرَ وَٱلْفُؤَادَ كُلُّ أُو۟لَٰٓئِكَ كَانَ عَنْهُ مَسْـُٔولًا ٣٦
وَلَا تَمْشِ فِى ٱلْأَرْضِ مَرَحًا إِنَّكَ لَن تَخْرِقَ ٱلْأَرْضَ وَلَن تَبْلُغَ
ٱلْجِبَالَ طُولًا ٣٧ كُلُّ ذَٰلِكَ كَانَ سَيِّئُهُۥ عِندَ رَبِّكَ مَكْرُوهًا ٣٨



(28) Ва агар ба сабаби мавҷуд набудани имконот аз додани ҳуқуқи ин ҷамоаи мазкур худдорӣ намуда, интизор дорӣ, ки Парвардигорат дари рӯзиашро ба ту боз мекунад, пас ба онҳо сухани нарм бигӯ. Ба ин монанд, ки барои фарохии рӯзиашон дар ҳаққи онҳо дуои нек намо ё ваъда кун, ки агар Аллоҳ (ҷ) ба ту дороӣ диҳад, аз он ба онҳо медиҳӣ.

(29) Ва дастатро аз додани садақа манъ макун ва дар анҷоми хайрот ба исрофкорӣ роҳ мадеҳ, зеро дар сурати дастро аз садақа боз доштан аз ҷониби мардум барои бухл варзиданат маломатшуда мегардӣ, агар исрофкорӣ кунӣ, бечиз монда, аз додани садақа қатъ мешавӣ ва барои хайр намудан чизе пайдо намекунӣ.

(30) Ба дурустӣ ки Парвардигорат рӯзиро аз рӯи ҳикматаш барои ҳар кас хоҳад, фарох ва барои ҳар кас хоҳад, танг мегардонад. Ҳамоно Ӯ аз бандагонаш Бохабарӣ Бино аст. Ҳеҷ кори онҳо аз Ӯ пӯшида нест. Нисбат ба бандагон ҳар чи хоҳад, мекунад.

(31) Ва фарзандонатонро аз тарси он ки агар ба онҳо нафақа диҳед, фақир мегардед, накушед. Мо ризқи онҳо ва шуморо кафолат додаем. Ба дурустӣ ки куштанашон гуноҳи азим аст, зеро онҳо гуноҳ надоранд.

(32) Ва аз зино ва ҳар амали ташвиққунандаи он бипарҳезед, зеро он бегумон амали бағоят зишт ва роҳи ниҳоят бад аст. Зеро зинокорӣ ба омехташавии наслу насаб ва азоби илоҳӣ оварда мерасонад.

(33) Ва ҳеҷ касеро, ки Аллоҳ (ҷ) рехтани хунашро ба сабаби имон ё амонхоҳӣ ҳифз кардааст, накушед, магар он ки ба сабаби муртадшавӣ ё баъди соҳибҳамсарӣ зино кардан ё қисос куштанаш воҷиб гардида бошад. Ва ҳар ки мазлумона, бесабаби ҷоизгардонандаи қатл кушта шавад, пас яқинан барои ворисонеаш, ки сарпарасти кори ӯ ҳастанд, ҳаққи ҳукмфармоӣ бар қотилро додаем. Ӯ метавонад аз роҳи қисос қатли ӯро талабад ё бе гирифтани хунбаҳо қотилро бахшад ё қотилро бахшад ва хунбаҳо ситонад. Пас набояд ворисі шахси мазлумона ба қатл расида бо буридани гӯшу бинии қотил ё куштани қотил ба ғайри олоти куштааш ё қатли ғайри қотил аз марзи рухсатдодаи Аллоҳ (ҷ) гузарад. Ҳамоно сарпарасти шахси кушташуда аз сӯи Аллоҳ (ҷ) кӯмак ва таъйид шудааст. Зеро Аллоҳ (ҷ) ба ӯ ҳаққи дархости қисосро бахшида, ҳокимонро дастур додааст, то дар ин масъала барояш кӯмак расонанд.[1]

(34) Ва ба моли ятим дастдарозӣ накунед, магар бо шеваи ба мисли рушд додан ва нигаҳдории дороиаш шоистатар, то он ки ба балоғат ва камол бирасад. Ва ба аҳди байни хештан ва Аллоҳ (ҷ) ва байни худ ва бандагон бастаатон бе шикастан ё кам карданаш вафо кунед. Бегумон, Аллоҳ (ҷ) рӯзи қиёмат шахси аҳдбастаро мепурсад, ки оё ба паймонаш вафо намуда ё онро шикастааст. Агар вафо карда бошад, савоб ва дар сурати бевафоӣ муҷозот мешавад.

(35) Ва чун барои мардум ба воситаи паймона чен мекунед, онро комил гардонед ва кам насозед ва бо истифода аз тарозӯи одилона, ки ҳаққи касеро кам намесозад, баркашед. Ин комил кардани паймонаву тарозӯ дар дунёву охират бароятон беҳтар ва оқибаташ нектар аст.

(36) Ва эй писари Одам, аз он чи дар бораи он маълумот надорӣ, пайравӣ накун, зеро дар ин сурат тобеи гумонҳову тахминҳо мешавӣ. Яқинан инсон аз амали нек ва баде, ки гӯшу чашму қалбашро дар он истифода кардааст, пурсида мешавад. Барои некӣ савоб ва барои бадӣ ҷазо мебинад.

(37) Ва дар замин бо кибр ва хиромон роҳ марав. Бешак агар ту дар замин бо кибр қадам занӣ, ҳаргиз бо ин қадам гузориат заминро сӯрох намесозӣ ва ҳаргиз қоматат ба баландию дарозии кӯҳҳо намерасад. Модом ки чунин аст, пас кибр варзидан чӣ зарурат дорад?!

(38) Эй инсон, ҳар он ки дар гузашта зикр шуд, кори бади он назди Парвардигорат мамнӯъ аст.[2] Ӯ аз анҷомдиҳандаи он розӣ намешавад, балки ба вай нафрат мекунад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз нишонаҳои одоби баланд он аст, ки шахс бо хешовандон муомилаи нек кунад, вақте бо набудани имкон кӯмак расонида натавонад, ба онҳо ваъдаи нек диҳад ва узри мақбул пеш орад;

2.Аллоҳ (ҷ) барои фарзандон аз падару модарашон меҳрубонтар аст. Бинобар ин, волидайнро аз куштани фарзанд манъ карда, рӯзии ҳамаашонро кафолат додааст;

3.Оятҳои карима далели онанд, ки ҳаққи асосӣ дар қатли қотил аз ворис аст. Агар ворис аз ҳаққаш гузарад, қисос аз эътибор соқит мешавад;

4.Аз ҷумлаи меҳрубонии Парвардигор дар ҳаққи ятимон он аст, ки ба сарпарастонашон фармон додааст, то онҳоро то вақти ба камол расидан бо молашон ҳифз карда, онро рушд диҳанд.

1. Дар ҷумлаи охир ва як қисмати охири ҷумлаи қаблӣ барои равшан шудани мақсад аз тафсири Имом Байзовӣ (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин оят ба бисту панҷ амру наҳй, ки аз ояти **22** шурӯъ мешавад, ишора мекунад. (**Мутарҷим**)



الجزء الخامس عشر — سورة الإسراء

ذَٰلِكَ مِمَّآ أَوۡحَىٰٓ إِلَيۡكَ رَبُّكَ مِنَ ٱلۡحِكۡمَةِۗ وَلَا تَجۡعَلۡ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا
ءَاخَرَ فَتُلۡقَىٰ فِي جَهَنَّمَ مَلُومٗا مَّدۡحُورًا ٣٩ أَفَأَصۡفَىٰكُمۡ رَبُّكُم
بِٱلۡبَنِينَ وَٱتَّخَذَ مِنَ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةِ إِنَٰثًاۚ إِنَّكُمۡ لَتَقُولُونَ قَوۡلًا عَظِيمٗا ٤٠
وَلَقَدۡ صَرَّفۡنَا فِي هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانِ لِيَذَّكَّرُواْ وَمَا يَزِيدُهُمۡ إِلَّا نُفُورٗا ٤١
قُل لَّوۡ كَانَ مَعَهُۥٓ ءَالِهَةٞ كَمَا يَقُولُونَ إِذٗا لَّٱبۡتَغَوۡاْ إِلَىٰ ذِي ٱلۡعَرۡشِ سَبِيلٗا
٤٢ سُبۡحَٰنَهُۥ وَتَعَٰلَىٰ عَمَّا يَقُولُونَ عُلُوّٗا كَبِيرٗا ٤٣ تُسَبِّحُ لَهُ ٱلسَّمَٰوَٰتُ
ٱلسَّبۡعُ وَٱلۡأَرۡضُ وَمَن فِيهِنَّۚ وَإِن مِّن شَيۡءٍ إِلَّا يُسَبِّحُ بِحَمۡدِهِۦ وَلَٰكِن
لَّا تَفۡقَهُونَ تَسۡبِيحَهُمۡۚ إِنَّهُۥ كَانَ حَلِيمًا غَفُورٗا ٤٤ وَإِذَا قَرَأۡتَ
ٱلۡقُرۡءَانَ جَعَلۡنَا بَيۡنَكَ وَبَيۡنَ ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ بِٱلۡأٓخِرَةِ حِجَابٗا
مَّسۡتُورٗا ٤٥ وَجَعَلۡنَا عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ أَكِنَّةً أَن يَفۡقَهُوهُ وَفِيٓ ءَاذَانِهِمۡ
وَقۡرٗاۚ وَإِذَا ذَكَرۡتَ رَبَّكَ فِي ٱلۡقُرۡءَانِ وَحۡدَهُۥ وَلَّوۡاْ عَلَىٰٓ أَدۡبَٰرِهِمۡ نُفُورٗا ٤٦
نَّحۡنُ أَعۡلَمُ بِمَا يَسۡتَمِعُونَ بِهِۦٓ إِذۡ يَسۡتَمِعُونَ إِلَيۡكَ وَإِذۡ هُمۡ نَجۡوَىٰٓ
إِذۡ يَقُولُ ٱلظَّٰلِمُونَ إِن تَتَّبِعُونَ إِلَّا رَجُلٗا مَّسۡحُورًا ٤٧ ٱنظُرۡ
كَيۡفَ ضَرَبُواْ لَكَ ٱلۡأَمۡثَالَ فَضَلُّواْ فَلَا يَسۡتَطِيعُونَ سَبِيلٗا ٤٨
وَقَالُوٓاْ أَءِذَا كُنَّا عِظَٰمٗا وَرُفَٰتًا أَءِنَّا لَمَبۡعُوثُونَ خَلۡقٗا جَدِيدٗا ٤٩

٢٨٦

39 Ин амру наҳӣ ва аҳкомҳо аз он пайғоме аст, ки Парвардигорат онро ба сӯи ту ваҳӣ фиристодааст ва эй инсон, бо Аллоҳ (ҷ) маъбуди дигар магир, зеро дар сурати маъбуди дигар гирифтанат рӯзи қиёмат, дар ҳоле ки он рӯз ҳам аз сӯи худ ва ҳам аз сӯи мардум маломатшудаву аз ҳар некӣ рондашуда мегардӣ, ба дӯзах афканда мешавӣ.
40 Эй он касоне, ки давъо доред фариштагон духтарони Аллоҳ (ҷ) ҳастанд, пас оё Парвардигоратон шуморо бо фарзандони нарина ихтисос дод ва фариштагонро барои Худ духтар гирифтааст?! Аллоҳ (ҷ) аз он чи мегӯед, пок аст. Бешак, шумо дар ҳаққи Аллоҳ (ҷ) сухани бағоят зишт мегӯед, чунки ба Парвардигор фарзанд нисбат медиҳед ва фариштагонро бо фурӯ рафтанатон дар куфр духтаронаш меҳисобед.
41 Ва ба дурустӣ ки Мо дар ин Қуръон аҳком, пандҳо ва масалҳои ибратомӯзро баён намудем, то мардум аз он ибрат гирифта, ба корҳои фоидаовар иқдом карда, корҳои зарароварро тарк намоянд. Ва ҳол он ки баъзе аз шахсони вожгунсиришт бо ин аҳкому андарзҳову масалҳои ибратбахш, танҳо дурӣ аз ҳақ ва аз он нафраташон афзоиш меёбад.
42 Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Агар ҳамроҳи Аллоҳ (ҷ) чигунае аҳли ширк аз рӯи тӯҳмат ва дурӯғ ин даъворо доранд, маъбудҳое мебуд, он гоҳ ин маъбудҳо ба сӯи Аллоҳи Соҳиби арш роҳ меҷустанд, то бо роҳи низоъ ва саъйи мағлубсозӣ ҳокимияти мутлақи кулли ҷаҳонро аз Вай биситонанд**.”
43 Аллоҳ (ҷ) аз васфе, ки мушрикон мекунанд, поку муқаддас ва аз он чи дар ҳаққи Ӯ мегӯянд, бисёр бартар ва волотар аст.
44 Осмонҳову замин ва кулли мавҷудоти онҳо Аллоҳ (ҷ)-ро ба покӣ мехонанд ва ҳеҷ чизе нест, магар ин ки Ӯро якҷо бо ситоиш ба покӣ ёд мекунад, валекин шумо тарзи тасбеҳи онҳоро намефаҳмед. Шумо танҳо тасбеҳи касеро фаҳмида метавонед, ки Парвардигорро монанди худатон фақат ба воситаи забон ба покӣ мехонад. Ҳамоно Ӯ Зоти Бурдбор буда, бандагонро дар ҳол уқубат намекунад, Бахшандаи гуноҳи тавбакунандагон аст.
45 Ва эй Паёмбар, чун Қуръонро тиловат кунӣ, пас аҳли ширк пандҳо ва оятҳои аз ширку куфру гуноҳ боздорандаи онро шунаванд, Мо байни ту ва байни ашхоси мункири охират пардае қарор медиҳем, ки онҳоро ҳамчун уқубати аз ҳақ рӯй тофтанашон аз сарфаҳм рафтани Қуръон манъ мекунад.
46 Ва Мо бар қалби онҳо пардаҳо қарор додаем, то Қуръонро нафаҳманд ва дар гӯшҳояшон сангинӣ қарор додаем, то Қуръонро дар амал нашунаванд. Ва вақте ту дар Қуръон танҳо Парвардигоратро ном бурда, маъбудҳои ботили онҳоро зикр накунӣ, ба сабаби нафраташон аз Қуръон ва аз яктопарастӣ пушт мегардонанд ва дур мешаванд.
47 Мо шеваи ба Қуръон гӯш андохтани пешвоёни мушриконро беҳтар медонем. Мақсади онҳо аз гӯш кардани Қуръон ҳидоят ёфтан нест, балки мехоҳанд вақти тиловатат онро масхара карда, беҳудакорӣ кунанд. Ва Мо он такзиб ва нақшаи аз роҳи Аллоҳ (ҷ) манъ намудани мардумро, ки бо ҳам гӯшакӣ мекунанд, беҳтар медонем. Он гоҳ, ки ин ҷамоаи бо куфр дар ҳаққи хештан зулмкарда мегӯянд: “**Эй мардум, бешак, шумо аз марди ҷодушудаи камақл пайравӣ доред**.”
48 Эй Паёмбар, нигоҳ кун, ки чӣ гуна туро бо сифатҳои нодуруст тавсиф карданд, ба ҳамин сабаб гумроҳ шуда, дар ҳолати саргардонӣ қарор гирифтанд, сипас ба роҳи ҳақ ҳидоят намеёбанд.
49 Ва мушрикон ба мақсади инкори эътиқоди зиндашавии баъди марг гуфтанд: “**Оё чун мемирем ва устухон гардида, ҷасадамон мепӯсад, оё аз нав зинда гардонида мешавем?! Ба дурустӣ, ин кор номумкин аст**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Даъвои он ки фариштагон духтарони Худо ҳастанд, дар ҳаққи Худо тӯҳмати бузург ва сухани аз ҳад зиёд зишт аст;

2.Аксари мардум аз шунидани оятҳои Парвардигор бештар дур мешаванд, зеро онҳо ҳақиқатро дӯст намедоранд ва ба ботил дилбастагии сахт доранд;

3.Тамоми махлуқоти осмонҳову замин Аллоҳ (ҷ)-ро ба покӣ ёд карда, ситоиш мекунанд. Бандаро зарур аст, ки аз мавҷудот дар гуфтани тасбеҳ пешдастӣ кунад;

4.Аз нишонаҳои бурдбории Аллоҳ (ҷ) он аст, ки сарфи назар аз ғафлат ва бадкории бандагон дар ҳол онҳоро уқубат намекунад, чунки раҳматаш аз ғазабаш пештар аст.

نصف الحزب ٢٩

۞ قُلْ كُونُوا حِجَارَةً أَوْ حَدِيدًا ﴿٥٠﴾ أَوْ خَلْقًا مِّمَّا يَكْبُرُ فِي
صُدُورِكُمْ ۚ فَسَيَقُولُونَ مَن يُعِيدُنَا ۖ قُلِ الَّذِي فَطَرَكُمْ أَوَّلَ مَرَّةٍ ۚ
فَسَيُنْغِضُونَ إِلَيْكَ رُءُوسَهُمْ وَيَقُولُونَ مَتَىٰ هُوَ ۖ قُلْ عَسَىٰ أَن
يَكُونَ قَرِيبًا ﴿٥١﴾ يَوْمَ يَدْعُوكُمْ فَتَسْتَجِيبُونَ بِحَمْدِهِ وَتَظُنُّونَ
إِن لَّبِثْتُمْ إِلَّا قَلِيلًا ﴿٥٢﴾ وَقُل لِّعِبَادِي يَقُولُوا الَّتِي هِيَ أَحْسَنُ ۚ
إِنَّ الشَّيْطَانَ يَنزَغُ بَيْنَهُمْ ۚ إِنَّ الشَّيْطَانَ كَانَ لِلْإِنسَانِ عَدُوًّا
مُّبِينًا ﴿٥٣﴾ رَّبُّكُمْ أَعْلَمُ بِكُمْ ۖ إِن يَشَأْ يَرْحَمْكُمْ أَوْ إِن يَشَأْ
يُعَذِّبْكُمْ ۚ وَمَا أَرْسَلْنَاكَ عَلَيْهِمْ وَكِيلًا ﴿٥٤﴾ وَرَبُّكَ أَعْلَمُ
بِمَن فِي السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ ۗ وَلَقَدْ فَضَّلْنَا بَعْضَ النَّبِيِّينَ عَلَىٰ
بَعْضٍ ۖ وَآتَيْنَا دَاوُودَ زَبُورًا ﴿٥٥﴾ قُلِ ادْعُوا الَّذِينَ زَعَمْتُم مِّن
دُونِهِ فَلَا يَمْلِكُونَ كَشْفَ الضُّرِّ عَنكُمْ وَلَا تَحْوِيلًا ﴿٥٦﴾ أُولَٰئِكَ
الَّذِينَ يَدْعُونَ يَبْتَغُونَ إِلَىٰ رَبِّهِمُ الْوَسِيلَةَ أَيُّهُمْ أَقْرَبُ
وَيَرْجُونَ رَحْمَتَهُ وَيَخَافُونَ عَذَابَهُ ۚ إِنَّ عَذَابَ رَبِّكَ كَانَ
مَحْذُورًا ﴿٥٧﴾ وَإِن مِّن قَرْيَةٍ إِلَّا نَحْنُ مُهْلِكُوهَا قَبْلَ يَوْمِ الْقِيَامَةِ
أَوْ مُعَذِّبُوهَا عَذَابًا شَدِيدًا ۚ كَانَ ذَٰلِكَ فِي الْكِتَابِ مَسْطُورًا ﴿٥٨﴾



(50) Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: "**Эй мушрикон, агар монанди сангҳо сахт ва монанди оҳан қавӣ гаштан тавонед, дар ҳоле ки ҳеҷ гоҳ аз уҳдаи ин кор намебароед-**

(51) **ё ба махлуқи дигар, ки сахтию қувваташ аз назари шумо аз сангу оҳан бузургтар аст, табдил ёбед, бегумон Аллоҳ (ч) шуморо чунончи бори якум пайдо кард, аз нав бармегардонад ва чунончи бори нахуст офарид, дубора зинда месозад.** Пас ба зудӣ ин ҷамоаи якрав мегӯянд: "**Моро баъди марг кӣ зинда месозад?!**" Ба онҳо бигӯ: "**Шуморо баъд аз марг Он Зоте дубора бармегардонад, ки бори нахуст бе намунаи гузашта офарид.**" Пас онҳо ба зудӣ сари худро ба маънои масхара кардани посухи додаат меҷунбонанд ва зиндашавии баъди маргро номумкин ҳисобида мегӯянд: "**Ин зинда гардонидани мурдагон кай ба вуқӯъ мепайвандад?!**" Дар ҷавобашон бигӯ: "**Шояд он наздик бошад.**" Зеро ҳар чи омаданист, наздик аст.

(52) Аллоҳ (ч) рӯзе, ки шуморо ба замини маҳшар фаро мехонад, аз нав зиндаатон месозад, пас Ӯро ҳамд гуфта даъваташро мепазиред ва гумон мекунед, ки дар замин ҷуз замони андак наистода будед.

(53) Ва эй Паёмбар, ба бандагони мӯъминам бигӯ, ки вақти гуфтугӯ бо якдигар беҳтарин калимаро ба забон оранд ва аз калимаҳои қабеҳи нафратовар бипарҳезанд. Зеро Шайтон аз он суистифода бурда, барои табоҳ гардонидани дунёву охирати онҳо талош мекунад. Ба дурустӣ ки Шайтон барои инсон душмани ошкор аст. Барои ҳамин бояд инсон аз Шайтон эҳтиёт кунад.

(54) Эй мардум, Парвардигоратон шуморо беҳтар медонад, ҳеҷ чизи шумо аз Вай махфӣ намемонад. Агар хоҳад, шуморо ба василаи тавфиқ додан ба имон ва амали нек кардан мавриди раҳматаш қарор медиҳад ва агар хоҳад, шуморо ба василаи маҳрум сохтан аз имон ва дар ҳолати куфр миронидан азоб мекунад. Ва эй Паёмбар, Мо туро ба сӯи мардум нигаҳбон нафиристодем, ки ба имон овардан маҷбурашон сохта, аз куфр бозашон дорӣ ва амалашонро ҳисобу китоб намоӣ. Ту аз ҷониби Аллоҳ (ч) таблиғгар фиристода шудаӣ, он чи амр мекунад, ба мардум мерасонӣ.

(55) Ва эй Паёмбар, Парвардигорат тамоми мавҷудоти осмонҳову замин, ҳолатҳои онҳо ва ба чӣ сазовор буданашонро беҳтар медонад ва ҳамоно Мо баъзеи паёмбаронро бо теъдоди зиёди пайравон ва фуруд овардани Китоб бар баъзе бартар сохтем ва ба Довуд Забурро додем.

(56) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: "**Эй мушрикон, агар ба шумо зараре расад, ононеро, ки ба даъвои шумо ғайр аз Аллоҳ (ч) маъбуданд, фаро бихонед. Пас онҳо ба сабаби нотавонӣ қудрати аз шумо дурсозии зиёнро надоранд ва онро ба дигар кас интиқол дода ҳам наметавонанд**." Ҳар ки оҷиз аст, Маъбуд нест.

(57) Ин ҷамоаи фариштагон ва дигарон, ки мушрикон онҳоро ба сифати маъбуд мепарастанд, худ дар ҷустуҷӯи кори неке ҳастанд, ки онҳоро ба Аллоҳ (ч) наздик созад ва бо ҳам дар боби он ки ба воситаи ибодат чӣ касе ба Аллоҳ (ч) наздиктар мешавад, рақобат мекунанд ва ба раҳматаш умед доранд ва аз уқубаташ метарсанд. Эй Паёмбар, ба дурустӣ ки бояд аз азоби Парвардигорат ҳазар кард.

(58) Ва ҳеҷ деҳа ё шаҳре нест, ҷуз ин ки Мо азоб ва ҳалокати Худро ба сабаби куфр варзидан пеш аз рӯзи қиёмат бар онҳо фуруд меорем ё он деҳаву шаҳрро ба роҳи қатл ё дигар роҳҳо ба уқубати сахт мубтало мегардонем. Ин ҳалоксозию азоб қазои илоҳӣ буда, дар Лавҳи Маҳфуз навишта шудааст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Сухани зебо боиси ба вуҷуд омадани ҳама гуна ахлоқи зебо ва амали нек мегардад. Ҳар кас забонашро идора кунад, тамоми корашро идора мекунад;

2.Аллоҳ (ч) аз рӯи дониш ва ҳикматаш дар миёни паёмбарон (а) бартарӣ гузоштааст;

3.Аллоҳ (ч) ба бандагон танҳо некӣ мехоҳад ва онҳоро ба корҳое амр мекунад, ки дар он манфиат нуҳуфтааст;

4.Аз нишонаҳои муҳаббати Парвардигор он аст, ки банда барои иҷрои ҳамаи амали ӯро ба Парвардигор наздиксозанда талош намуда, дар ин рақобат тамоми корҳои худро холис барои Ҳақ таоло анҷом медиҳад.

وَمَا مَنَعَنَآ أَن نُّرۡسِلَ بِٱلۡأٓيَٰتِ إِلَّآ أَن كَذَّبَ بِهَا ٱلۡأَوَّلُونَۚ
وَءَاتَيۡنَا ثَمُودَ ٱلنَّاقَةَ مُبۡصِرَةٗ فَظَلَمُواْ بِهَاۚ وَمَا نُرۡسِلُ بِٱلۡأٓيَٰتِ
إِلَّا تَخۡوِيفٗا ٥٩ وَإِذۡ قُلۡنَا لَكَ إِنَّ رَبَّكَ أَحَاطَ بِٱلنَّاسِۚ وَمَا جَعَلۡنَا
ٱلرُّءۡيَا ٱلَّتِيٓ أَرَيۡنَٰكَ إِلَّا فِتۡنَةٗ لِّلنَّاسِ وَٱلشَّجَرَةَ ٱلۡمَلۡعُونَةَ
فِي ٱلۡقُرۡءَانِۚ وَنُخَوِّفُهُمۡ فَمَا يَزِيدُهُمۡ إِلَّا طُغۡيَٰنٗا كَبِيرٗا ٦٠
وَإِذۡ قُلۡنَا لِلۡمَلَٰٓئِكَةِ ٱسۡجُدُواْ لِأٓدَمَ فَسَجَدُوٓاْ إِلَّآ إِبۡلِيسَ
قَالَ ءَأَسۡجُدُ لِمَنۡ خَلَقۡتَ طِينٗا ٦١ قَالَ أَرَءَيۡتَكَ هَٰذَا ٱلَّذِي
كَرَّمۡتَ عَلَيَّ لَئِنۡ أَخَّرۡتَنِ إِلَىٰ يَوۡمِ ٱلۡقِيَٰمَةِ لَأَحۡتَنِكَنَّ
ذُرِّيَّتَهُۥٓ إِلَّا قَلِيلٗا ٦٢ قَالَ ٱذۡهَبۡ فَمَن تَبِعَكَ مِنۡهُمۡ فَإِنَّ
جَهَنَّمَ جَزَآؤُكُمۡ جَزَآءٗ مَّوۡفُورٗا ٦٣ وَٱسۡتَفۡزِزۡ مَنِ ٱسۡتَطَعۡتَ
مِنۡهُم بِصَوۡتِكَ وَأَجۡلِبۡ عَلَيۡهِم بِخَيۡلِكَ وَرَجِلِكَ وَشَارِكۡهُمۡ
فِي ٱلۡأَمۡوَٰلِ وَٱلۡأَوۡلَٰدِ وَعِدۡهُمۡۚ وَمَا يَعِدُهُمُ ٱلشَّيۡطَٰنُ إِلَّا
غُرُورًا ٦٤ إِنَّ عِبَادِي لَيۡسَ لَكَ عَلَيۡهِمۡ سُلۡطَٰنٞۚ وَكَفَىٰ
بِرَبِّكَ وَكِيلٗا ٦٥ رَّبُّكُمُ ٱلَّذِي يُزۡجِي لَكُمُ ٱلۡفُلۡكَ فِي
ٱلۡبَحۡرِ لِتَبۡتَغُواْ مِن فَضۡلِهِۦٓۚ إِنَّهُۥ كَانَ بِكُمۡ رَحِيمٗا ٦٦



(59) Ва Мо фуруд овардани нишонаҳои ҳиссии далолаткунандаи ростгӯии Паёмбарамонро ба монанди зинда гардонидани мурдагон ва ғайра, ки мушрикон дархост кардаанд, танҳо барои он тарк сохтем, ки он нишонаҳоро бар умматҳои собиқ нозил намудем, пас онҳоро дурӯғ шумурданд. Ва ҳамоно барои қавми Самуд модашутурро ба сифати аломати равшан додем, пас онҳо ба ин нишонаи қудрати Мо кофир шуданд, баъд аз он дар ҳол онҳоро мубталои азоб гардонидем. Ва Мо аломатҳои қудратамонро ба воситаи паёмбарон намефиристем, магар барои бим додани умматҳояшон, то мусалмон шаванд.

(60) Ва эй Паёмбар, ёд кун вақтеро, ки ба ту гуфтем: "**Ба дурустӣ, Парвардигорат бо қудраташ тамоми мардумро иҳота кардааст. Онҳо дар қабзаи қудрати илоҳӣ қарор доранд. Аллоҳ (ч) туро аз шарри эшон муҳофизат мекунад. Барои ҳамин он чи ба ту дастур шудааст, ба мардум бирасон.**" Ва ҳаводиси дар шаби Исроъ бароят ошкор нишон додаамон, танҳо барои озмоиши мардум буд, ки оё ба он рухдодҳо имон меоранд, ё онро инкор мекунанд?! Ва Мо дарахти Заққуми дар Қуръон зикршударо, ки дар қаъри ҷаҳаннам рӯйида истеъмолкунандагонаш лаънатшуда ҳастанд, танҳо барои озмоиши мардум қарор додем. Агар ба ин ду нишона имон наоранд, ҳаргиз ба чизи дигар имон намеоранд. Ва ин мушриконро бо фуруд овардани оятҳо метарсонем, пас бо тарсониданамон танҳо куфр ва дар гумроҳӣ фурӯ рафтанашон афзун мегардад.

(61) Ва эй Паёмбар, он вақтеро ёд кун, ки ба фариштагон гуфтем: "**Дар пеши Одам барои изҳори салом, на ибодат саҷда кунед**." Пас ҳамагӣ итоат намуда, саҷда карданд, магар Иблис, ки аз рӯи кибр аз иҷрои фармонамон сар печида гуфт: "**Оё назди касе, ки ӯро аз гил офаридаӣ саҷда кунам, ҳол он ки маро аз оташ халқ кардаӣ?! Ман аз Одам шарофати бештар дорам.**"

(62) Иблис ба Парвардигораш гуфт: "**Бароям аз ҳоли ин махлуқе, ки ӯро бо дастур доданат барои наздаш саҷда кардан, бар ман бартарӣ додаӣ, хабар деҳ. Чаро ӯро, ки аз гил офарида шудааст, аз ман болотар гузоштӣ?! Савганд мехӯрам, агар маро то охири дунё зинда дорӣ, дили фарзандонашро ба сӯям моил месозам ва онҳоро аз роҳи ростат бероҳа мекунам, ба истисної адади ками бандагонат, ки онҳоро ҳифз кардаӣ ва онҳо бандагони боихлоси Ту ҳастанд**."

(63) Парвардигор бо мақсади таҳқири вай гуфт: "**Аз пайи иҷрои роҳи баргузидаат бишав, пас ҳар ки аз фарзандони Одам туро пайравӣ кунад, ба дурустӣ, дӯзах подоши комили кирдорҳои туву онҳост**.

(64) **Ва аз миёни бандагон ҳар киро метавонӣ, бо садои ба сӯи гуноҳ даъваткунандаат аз роҳи дуруст мунҳариф бигардон ва ба воситаи лашкариёни савора ва пиёдаи ба итоатат фарохонандаат бар онҳо бонг бизан ва бо онҳо дар молҳояшон аз роҳи ороста намудани ҳар фаъолияти хилофи шариат ва дар фарзандонашон бо даъвои дурӯғи нисбат додани насаби онҳо ба ғайри падарони худ, аз роҳи зино ба дунё овардани эшон ва дар вақти номгузорӣ гузоштани номҳои ширколуд шарик бишав ва ба онҳо ваъдаҳои дурӯғ ва орзӯҳои беасосро ороста бисоз.**" Ва Шайтон ба бандагон танҳо ваъдаҳои дурӯғи фиребанда медиҳад.

(65) Дар идома гуфт: "**Бешак, ту бар бандагони мӯъминам, ки Маро холисона ибодат ва итоат мекунанд, тасаллут надорӣ.**" Зеро Аллоҳ (ч) шарри туро аз онҳо бартараф месозад. Ва Парвардигорат ба сифати Корсози бандагон, ки корашонро ба Ӯ месупоранд, кофӣ аст.

(66) Эй мардум, Парвардигори шумо Зоте аст, ки барои шумо дар баҳр киштиҳоро ба ҳаракат медарорад, то ба воситаи тиҷорат ва ғайра аз фазлаш рӯзӣ биҷӯед. Ба дурустӣ, Ӯ нисбат ба шумо бисёр Меҳрубон аст. Осонсозии василаҳои касби ризқ аз аломатҳои раҳмати Ӯст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз нишонаҳои раҳмати илоҳӣ дар ҳаққи мардум он аст, ки мӯъҷизаҳои хостаи мушрикону кофиронро нозил насохт. Зеро дар илми Аллоҳ таоло маълум аст, ки агар мӯъҷизаҳои дархост намудаашон иҷро шавад, онро инкор мекунанд ва дар он сурат мубталои уқубати илоҳӣ мегарданд;

2.Аллоҳ (ч) бандагонро бо Шайтоне, ки бо гуфтору кор онҳоро ба нофармонӣ ва гуноҳ даъват мекунад, озмоиш менамояд;

3.Яке аз намудҳои шарик шудани Шайтон дар молу фарзандони инсон вақти хӯрдан, нӯшидан, ҳамбистарӣ тарки "**Бисмиллоҳ**" ва ба фарзандон таълим надодани он аст.

وإذا مسكم الضر في البحر ضل من تدعون إلا إياه فلما
نجاكم إلى البر أعرضتم وكان الإنسان كفورا ﴿٦٧﴾ أفأمنتم
أن يخسف بكم جانب البر أو يرسل عليكم حاصبا ثم
لا تجدوا لكم وكيلا ﴿٦٨﴾ أم أمنتم أن يعيدكم فيه تارة
أخرى فيرسل عليكم قاصفا من الريح فيغرقكم بما كفرتم
ثم لا تجدوا لكم علينا به تبيعا ﴿٦٩﴾ ۞ ولقد كرمنا بني
آدم وحملناهم في البر والبحر ورزقناهم من الطيبات
وفضلناهم على كثير ممن خلقنا تفضيلا ﴿٧٠﴾ يوم ندعو
كل أناس بإمامهم فمن أوتي كتابه بيمينه فأولئك
يقرءون كتابهم ولا يظلمون فتيلا ﴿٧١﴾ ومن كان
في هذه أعمى فهو في الآخرة أعمى وأضل سبيلا ﴿٧٢﴾ وإن
كادوا ليفتنونك عن الذي أوحينا إليك لتفتري
علينا غيره وإذا لاتخذوك خليلا ﴿٧٣﴾ ولولا أن ثبتناك
لقد كدت تركن إليهم شيئا قليلا ﴿٧٤﴾ إذا لأذقناك ضعف
الحياة وضعف الممات ثم لا تجد لك علينا نصيرا ﴿٧٥﴾



(67) Ва эй мушрикон, вақте дар баҳр ба шумо фалокат ва нохушие расад ва хавфи ҳалокшавиатон бошад, аз хотиратон он чи ғайри Аллоҳ (ҷ) мепарастидед, нопадид мешавад, танҳо Ӯро ёд карда, ёрӣ мехоҳед. Пас чун Аллоҳ (ҷ) ба фарёдатон бирасад ва шуморо аз он ҳолат солим раҳонида, дар хушкӣ қарор гиред, аз яктопарастӣ рӯй мегардонед ва ба сӯи бутҳо бармегардед. Ва инсон нисбат ба неъматҳои Парвардигор бисёр носипос аст.

(68) Эй мушрикон, вақте Аллоҳ (ҷ) шуморо аз ҳолати даҳшатноки баҳр наҷот дод, оё аз он ки Ӯ хушкиро тавре гардонад, ки шуморо зери замин фурӯ барад, дар амонед?! Ё аз он ки мисли қавми Лут аз осмон бар шумо борони санг фуруд орад, сипас нигаҳбон ва ёваре наёбед, ки аз ҳалокат ҳифзатон карда, кӯмакатон расонад, дар амонед?!

(69) Ё аз он ки Аллоҳ (ҷ) боз шуморо ба баҳр баргардонида, баъд аз он бар шумо тундбоди сахте фиристад, пас ба сабаби он ки нисбат ба неъмати маротибаи якум наҷот ёфтанатон носипосӣ кардед, шуморо ғарқ созад, сипас барои худ касеро наёбед, ки ба сабаби он чи бо шумо кардем, аз Мо ҳақталабӣ кунад ва ёриатон диҳад, дар амонед?!

(70) Ва яқинан Мо насли Одамро ба воситаи ақл, саҷда кунонидани фариштагон назди Падари онҳо ва додани дигар лутфу эҳсонҳои Хеш гиромӣ сохтем ва барояшон чорпоён ва маркабҳоеро, ки дар хушкӣ ва киштиҳоеро, ки дар баҳр онҳоро мебардорад, мусаххар сохтем ва ба онҳо хӯрданӣ, нӯшиданӣ, ҳамсарон ва дигар неъматҳои ҳалолро рӯзӣ намудем ва онҳоро бар бештари он чи офаридаем, бартарии бузург бахшидем. Аз ин рӯ, бояд шукри неъматҳои Аллоҳ (ҷ)-ро ба ҷо оранд.

(71) Ва эй Паёмбар, рӯзеро ёд кун, ки Мо ҳар як гурӯҳи мардумро ҳамроҳи пешвояшон, ки дар дунё ба вай пайравӣ мекарданд, даъват мекунем. Пас номаи аъмоли ҳар касе, ки ба дастиросташ дода шавад, пас он гурӯҳ онро бо хушӣ қироат мекунанд ва аз музди онҳо агарчи монанди риштаи сафеди дохили донаи хурмо хурд бошад, кам карда намешавад ва мавриди зулм қарор намегиранд.

(72) Ва ҳар ки дар ин ҳаёти дунё аз пазируфтани ҳақиқат ва ба он таслим шудан кӯрдил бошад, пас рӯзи қиёмат нобиноиаш шадидтар гашта, роҳи ҷаннатро намеёбад ва гумроҳтар аст. Зеро подош аз навъи амал аст.

(73) Ва эй Расули Мо, қариб буд, ки ин мушрикон туро аз Қуръони ба сӯят пайғом фиристодаамон бармегардонданд, то бо хоҳиши табъи дили онҳо дар ҳаққи Мо ғайри онро бибофӣ. Ва агар дархосташонро иҷро мекардӣ, бегумон онҳо туро дӯсти хоси хеш бармегузиданд.

(74) Ва агар Мо ба воситаи дар роҳи ҳақ устувор гардониданат бар ту эҳсон намекардем, бешубҳа, қариб буд, ки андак ба сӯи онҳо рағбат намуда, бо онҳо дар пешниҳодашон мувофиқат мекардӣ, зеро дасисаи онҳо қавӣ ва майли ту ба имон овარданашон хеле зиёд аст. Вале Мо туро аз он ки ба сӯяшон майл намоӣ, нигоҳ доштем.

(75) Ва агар дар он чи мушрикон пешниҳод карданд, ба онҳо майл мекардӣ, ба ту дар дунё азоби дучанд ва дар охират азоби дучандро мечашондем, сипас барои худ ёвареро намеёфтӣ, ки азоби Моро аз ту боз дорад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Инсон нисбат ба неъматҳои илоҳӣ носипос аст, ҷуз касоне, ки Худо онҳоро раҳнамоӣ кардааст;

2.Рӯзи қиёмат ҳар уммат ба сӯи дин ва китоби хеш даъват карда мешавад, ки оё бо он амал намудааст. То вақте ки ҳуҷҷат барои инсон барпо нагардад, Аллоҳ таоло ӯро уқубат намекунад;

3.Адовати ҷинояткорон ва такзибгарон нисбат ба паёмбарон ва ворисони онҳо ба сабаби ҳақиқати бо худ доштаашон мебошад, на адовати шахсӣ;

4.Худованд Паёмбар (с)-ро аз сабабҳои бадӣ ва шарри мардум муҳофизат карда, ӯро устувор гардонида, ба роҳи рост ҳидоят намуд. Ворисони он кас низ вобаста ба андозаи пайравиашон аз Он Ҳазрат (с) ба мадади Парвардигор ноил мегарданд.



وَإِن كَادُوا لَيَسْتَفِزُّونَكَ مِنَ الْأَرْضِ لِيُخْرِجُوكَ مِنْهَا
وَإِذًا لَّا يَلْبَثُونَ خِلَافَكَ إِلَّا قَلِيلًا ٧٦ سُنَّةَ مَن قَدْ أَرْسَلْنَا
قَبْلَكَ مِن رُّسُلِنَا وَلَا تَجِدُ لِسُنَّتِنَا تَحْوِيلًا ٧٧ أَقِمِ
الصَّلَاةَ لِدُلُوكِ الشَّمْسِ إِلَىٰ غَسَقِ اللَّيْلِ وَقُرْآنَ الْفَجْرِ
إِنَّ قُرْآنَ الْفَجْرِ كَانَ مَشْهُودًا ٧٨ وَمِنَ اللَّيْلِ فَتَهَجَّدْ
بِهِ نَافِلَةً لَّكَ عَسَىٰ أَن يَبْعَثَكَ رَبُّكَ مَقَامًا مَّحْمُودًا ٧٩
وَقُل رَّبِّ أَدْخِلْنِي مُدْخَلَ صِدْقٍ وَأَخْرِجْنِي مُخْرَجَ صِدْقٍ
وَاجْعَل لِّي مِن لَّدُنكَ سُلْطَانًا نَّصِيرًا ٨٠ وَقُلْ جَاءَ الْحَقُّ وَزَهَقَ
الْبَاطِلُ إِنَّ الْبَاطِلَ كَانَ زَهُوقًا ٨١ وَنُنَزِّلُ مِنَ الْقُرْآنِ مَا هُوَ
شِفَاءٌ وَرَحْمَةٌ لِّلْمُؤْمِنِينَ وَلَا يَزِيدُ الظَّالِمِينَ إِلَّا خَسَارًا ٨٢
وَإِذَا أَنْعَمْنَا عَلَى الْإِنسَانِ أَعْرَضَ وَنَأَىٰ بِجَانِبِهِ وَإِذَا مَسَّهُ
الشَّرُّ كَانَ يَئُوسًا ٨٣ قُلْ كُلٌّ يَعْمَلُ عَلَىٰ شَاكِلَتِهِ فَرَبُّكُمْ أَعْلَمُ
بِمَنْ هُوَ أَهْدَىٰ سَبِيلًا ٨٤ وَيَسْأَلُونَكَ عَنِ الرُّوحِ قُلِ الرُّوحُ مِنْ
أَمْرِ رَبِّي وَمَا أُوتِيتُم مِّنَ الْعِلْمِ إِلَّا قَلِيلًا ٨٥ وَلَئِن شِئْنَا لَنَذْهَبَنَّ
بِالَّذِي أَوْحَيْنَا إِلَيْكَ ثُمَّ لَا تَجِدُ لَكَ بِهِ عَلَيْنَا وَكِيلًا ٨٦


76 Ва бешак, қариб буд, ки кофирон бо адоват туро аз сарзамини Макка нооором кунанд, то аз он бе бозгашт ихроҷат созанд, вале Аллоҳ (ч) онҳоро аз ронданат манъ кард ва ту бо фармони Парвардигорат ҳиҷрат кардӣ ва агар онҳо туро берун менамуданд, пас аз ту дар Макка ҷуз замони андак боқӣ намонда, ҳалок мегаштанд.

77 Ин ҳукм, ки агар мушрикон туро аз Макка меронданд, баъд аз андак замон ҳалок мешуданд, шеваи бо паёмбаронамон, ки пеш аз ту гузаштанд, амалишуда аст. Ҳар паёмбареро, ки қавмаш аз миёни худ ронданд, Аллоҳ (ч) ба онҳо азобашро фуруд овард. Ин яке аз шеваҳои собити илоҳӣ аст. Ва эй Паёмбар, барои шеваи Мо тағйирот намеёбӣ, балки он дар ҳама давру замон устувор ва дар амал ҷорӣ мебошад.

78 Намозро дар комилтарин сурат дар вактҳои муқарраршуда аз заволи офтоб, ки шомили намози пешину аср аст, то торикии шаб, ки намози шому хуфтанро дарбар мегирад, адо кун ва намози бомдодро адо намуда, қироатро дар он тӯлонӣ намо. Зеро бегумон дар намози бомдод фариштагони шабона ва рӯзона ҳозир мешаванд.

79 Ва эй Паёмбар, дар қисмате аз шаб бархез ва намоз бихон, то намози шаб дар баланд шудани дараҷаҳоят изофа гардад. Дар ҳолати адои намози таҳаҷҷуд қасди онро дошта бош, ки Парвардигорат рӯзи қиёмат туро барои мардуми аз саҳнаи даҳшатноки маҳшар дар ҳарос қарордошта ба сифати шафоатгар барангезад ва мақоми шафоати бузургтарин, ки ҳама халоиқ онро ситоиш кунанд, аз они ту бошад.

80 Ва эй Паёмбар, бигӯ: “**Парвардигоро, тамоми даромадан ва баромаданҳои маро дар тоат ва хушнудии Худ қарор бидеҳ ва аз наздат бароям далели ошкоре насиб гардон, ки ба воситаи он бар зидди душман ба ман кӯмак мерасонӣ**.”

81 Ва эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Ислом омад, ваъдаи Парвардигор дар бораи пирӯз гаштани он таҳаққуқ ёфт ва ширку куфр аз миён рафт. Ба дурустӣ, ботил нобудшавандаи нопойдор буда, дар муқобили ҳақиқат тоб намеорад.**”

82 Ва Қуръонро, ки шифобахши бемориҳои ҷаҳлу куфру шубҳаи дилҳо ва бемории ҷисмонӣ ва барои мӯъминони боамал раҳмат аст, нозил мекунем ва ин Китоб ба кофирон ғайр аз ҳалокат чизи дигареро афзун намесозад, зеро шунидани он онҳоро ба хашм меорад, инчунин таксиб ва аз ҳақиқат рӯй тофтани ин ҷамоаро бештар мегардонад.

83 Ва чун ба инсон аз мисоли тандурустӣ ва тавонгарӣ неъматеро инъом кунем, аз шукгузорӣ ва итоати Парвардигор рӯй мегардонад ва аз рӯи кибру ғурур аз зикри Ӯ дур мешавад ва чун ба ӯ фақр, беморӣ ва дигар навъи сахтиҳо расад, аз раҳмати илоҳӣ сахт ноумед мегардад.

84 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ҳар инсон бар равише кор мекунад, ки ба ҳолаташ дар ҳидоят ва залолат монанд аст**.” Пас Парвардигори шумо он касеро, ки ба сӯи ҳақиқат раҳёфтатар аст, беҳтар медонад.

85 Ва эй Паёмбар, кофирони аҳли Китоб аз ту оиди ҳақиқати рӯҳ мепурсанд. Дар ҷавоби онҳо бигӯ: “**Ҳақиқати рӯҳро ҷуз Аллоҳ (ч) касе намедонад ва ба шумову кулли махлуқот дар ин боб назар ба илми Парвардигор ба ҷуз дониши андак чизе дода нашудааст**.”

86 Ва савганд ба Зоти Хеш, ки агар Мо ба воситаи маҳв сохтан аз синаҳову китобҳо аз миён бурдани пайғоми ба ту нозил кардаамонро хоҳем, яқинан онро аз байн мебарем, сипас касеро барои худ корсоз ва ёвар намеёбӣ, ки муқобили Мо ёриат дода, онро баргардонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои муборака далели он аст, ки банда доим ниёзманд аст, ки Аллоҳ (ч) қадамашро собит нигоҳ дорад ва бояд ҳамеша аз Ӯ дархости дар имон устувор монданро кунад;

2.Ҳангоми зоҳир шудани ҳақиқат ботил маҳв мегардад ва ботил танҳо дар замону маконе боло мешавад, ки аҳли ҳақ ба коҳилӣ рох диҳанд;

3.Қуръон дар умум шифодиҳанда буда, шубҳаҳои қалб, нодонӣ, андешаҳои нодуруст, каҷрафторӣ ва мақсадҳои бадро дармон мебахшад;

4.Оятҳои карима бар он далолат мекунанд, ки вақте касе аз як шахс дар бораи масъалаи барои пурсанда ғайри муфид пурсад, беҳтар аст шахси пурсидашуда аз посухи савол худдорӣ карда, ӯро ба мавзӯи барояш фоидаовар раҳнамой намояд.

إِلَّا رَحۡمَةٗ مِّن رَّبِّكَۚ إِنَّ فَضۡلَهُۥ كَانَ عَلَيۡكَ كَبِيرٗا ٨٧ قُل
لَّئِنِ ٱجۡتَمَعَتِ ٱلۡإِنسُ وَٱلۡجِنُّ عَلَىٰٓ أَن يَأۡتُواْ بِمِثۡلِ هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانِ
لَا يَأۡتُونَ بِمِثۡلِهِۦ وَلَوۡ كَانَ بَعۡضُهُمۡ لِبَعۡضٖ ظَهِيرٗا ٨٨
وَلَقَدۡ صَرَّفۡنَا لِلنَّاسِ فِي هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانِ مِن كُلِّ مَثَلٖ فَأَبَىٰٓ أَكۡثَرُ
ٱلنَّاسِ إِلَّا كُفُورٗا ٨٩ وَقَالُواْ لَن نُّؤۡمِنَ لَكَ حَتَّىٰ تَفۡجُرَ
لَنَا مِنَ ٱلۡأَرۡضِ يَنۢبُوعًا ٩٠ أَوۡ تَكُونَ لَكَ جَنَّةٞ مِّن نَّخِيلٖ
وَعِنَبٖ فَتُفَجِّرَ ٱلۡأَنۡهَٰرَ خِلَٰلَهَا تَفۡجِيرًا ٩١ أَوۡ تُسۡقِطَ ٱلسَّمَآءَ
كَمَا زَعَمۡتَ عَلَيۡنَا كِسَفًا أَوۡ تَأۡتِيَ بِٱللَّهِ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةِ
قَبِيلًا ٩٢ أَوۡ يَكُونَ لَكَ بَيۡتٞ مِّن زُخۡرُفٍ أَوۡ تَرۡقَىٰ فِي ٱلسَّمَآءِ
وَلَن نُّؤۡمِنَ لِرُقِيِّكَ حَتَّىٰ تُنَزِّلَ عَلَيۡنَا كِتَٰبٗا نَّقۡرَؤُهُۥۗ قُلۡ
سُبۡحَانَ رَبِّي هَلۡ كُنتُ إِلَّا بَشَرٗا رَّسُولٗا ٩٣ وَمَا مَنَعَ ٱلنَّاسَ
أَن يُؤۡمِنُوٓاْ إِذۡ جَآءَهُمُ ٱلۡهُدَىٰٓ إِلَّآ أَن قَالُوٓاْ أَبَعَثَ ٱللَّهُ بَشَرٗا
رَّسُولٗا ٩٤ قُل لَّوۡ كَانَ فِي ٱلۡأَرۡضِ مَلَٰٓئِكَةٞ يَمۡشُونَ مُطۡمَئِنِّينَ
لَنَزَّلۡنَا عَلَيۡهِم مِّنَ ٱلسَّمَآءِ مَلَكٗا رَّسُولٗا ٩٥ قُلۡ كَفَىٰ بِٱللَّهِ
شَهِيدَۢا بَيۡنِي وَبَيۡنَكُمۡۚ إِنَّهُۥ كَانَ بِعِبَادِهِۦ خَبِيرَۢا بَصِيرٗا ٩٦



(87) Лекин аз рӯи раҳмати Парвардигорат ваҳйи ба ту нозилкардаи Худро аз байн набурдем ва онро маҳфуз гузоштем. Ба дурустӣ, фазли Парвардигорат нисбат ба ту бузург аст. Чунки туро паёмбар баргузид, бо омаданат нубувватро хотима дод ва бар ту Қуръонро фуруд овард.

Чун мушрикон дилтанг мешуданд, ки Қуръон аз навъи сухани инсон аст ва тағйир доданашро пешниҳод мекарданд, Аллоҳ (ч) дар ояти зерин аз онҳо овардани китоби монанд ба Қуръонро хоста гуфт:

(88) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Агар тамоми инсонҳо ва ҷинҳо барои овардани китобе, ки аз лиҳози санъати суханварӣ, тартиби зебо, ширинии баён ба ин Қуръони бар ту нозилшуда монандӣ дошта бошад, ҷамъ шаванд, ҳаргиз монанди онро оварда наметавонанд, агарчи баъзеашон барои баъзеи дигар мададрасон бошанд**.”

(89) Ва бегумон Мо барои мардум дар Қуръон навъҳои гуногуни андарзҳову ибратҳо, амрҳову наҳйҳо ва қиссаҳоро баён намудаем, то имон оранд, пас бештари мардум ба ҷуз носипосӣ ва инкори Қуръон чизеро намепазиранд.

Чун мушрикон аз овардани китоби мисли Қуръон оҷиз монданд, барои нотавонсозии Паёмбар (с) пешниҳодҳоро оғоз карданд:

(90) Ва мушрикон гуфтанд: “**Мо ҳаргиз ба ту имон намеорем, то он ки барои мо аз замини Макка чашмаи хушкношавандае берун созӣ,-**

(91) **ё бӯстони сердарахти хурмову ангур дошта бошӣ, пас дар васати он ба таври фаровон ҷӯйҳоро ҷорӣ намоӣ,-**

(92) **ё чунончи даъво мекунӣ, осмонро барои азобамон бар мо пора-пора фурӯ бирезӣ ё Худо ва фариштагонро ба таври ошкор биоварӣ, то дар мавриди рост будани даъвои ту гувоҳӣ диҳанд,-**

(93) **ё хонаи ба воситаи тилло ва ғайри он ороишёфта дошта бошӣ ё ба осмон бароӣ ва дар сурати ба осмон баромаданат ба паёмбарии ту имон намеорем, магар вақте аз назди Худо китоби навишташудае биоварӣ, ки дар он далоили исботи паёмбариатро қироат кунем**.” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Парвардигорамро ба покӣ мехонам! Ман монанди дигар паёмбарони Худо инсоне беш нестам. Қудрати овардани чизеро надорам. Пас чӣ гуна хостаҳои шуморо оварда метавонам?!**”

(94) Ва вақте ба кофирон ҳидоят омад, онҳоро аз имон овардан ба Аллоҳу Расул ва аз амал бо Қуръон танҳо ҳамин манъ кард, ки эшон аз навъи одамӣ будани Паёмбарро рад намуда, инкоркунон гуфтанд: “**Оё Аллоҳ (ч) ба сӯи мо аз навъи одамӣ паёмбар фиристодааст?!**”

(95) Эй Паёмбар, дар радди инкори онҳо бигӯ: “**Агар дар замин фариштагоне мебуданд, ки ба монанди ҳолати шумо ба осудагӣ зиндагӣ ва рафтуомад мекарданд, бегуфтугӯ, ба сӯи онҳо аз навъи худашон фариштаеро паёмбар мефиристодем. Ҳолати шумо низ ҳамин гуна аст.**”

(96) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Аллоҳ (ч) миёни ману шумо ба сифати Гувоҳ басанда аст, ки ман паёмбари Ӯ буда, танҳо пайғомҳои Ӯро бароятон мерасонам.**” Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагонаш Бохабари Бино аст. Чизе аз Ӯ махфӣ нест ва асрори қалбро медонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ таоло дар Қуръон ҳар навъи андарзҳо, амру наҳйҳо ва қиссаҳоро баён кардааст, то бандагон аз он ибрат гирифта, имон оранд;

2.Қуръони карим Каломи Худо ва мӯъҷизаи ҷовидонаи Паёмбар (с) аст. Ҳеҷ гоҳ бандагон монанди онро оварда наметавонад;

3.Яке аз аломатҳои раҳмати Парвардигор дар ҳаққи бандагон он аст, ки аз навъи худи онҳо паёмбар фиристод, чунки инсонҳо тавони аз фариштагон пазируфтани пайғомро надоранд;

4. Он оятҳову мӯъҷизаҳое, ки Аллоҳ (ч) онро ба Паёмбар (с) дода ва ӯро муқобили душманонаш пирӯз гардонидааст, аз ҷумлаи гувоҳии Парвардигор барои Он Ҳазрат (с) мебошад.

وَمَن يَهْدِ ٱللَّهُ فَهُوَ ٱلْمُهْتَدِ ۖ وَمَن يُضْلِلْ فَلَن تَجِدَ لَهُمْ أَوْلِيَآءَ
مِن دُونِهِۦ ۖ وَنَحْشُرُهُمْ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ عَلَىٰ وُجُوهِهِمْ عُمْيًا وَبُكْمًا
وَصُمًّا ۖ مَّأْوَىٰهُمْ جَهَنَّمُ ۖ كُلَّمَا خَبَتْ زِدْنَٰهُمْ سَعِيرًا ٩٧
ذَٰلِكَ جَزَآؤُهُم بِأَنَّهُمْ كَفَرُوا۟ بِـَٔايَٰتِنَا وَقَالُوٓا۟ أَءِذَا كُنَّا عِظَٰمًا
وَرُفَٰتًا أَءِنَّا لَمَبْعُوثُونَ خَلْقًا جَدِيدًا ٩٨ ۞ أَوَلَمْ يَرَوْا۟ أَنَّ ٱللَّهَ الحِزْب
ٱلَّذِى خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ قَادِرٌ عَلَىٰٓ أَن يَخْلُقَ مِثْلَهُمْ
وَجَعَلَ لَهُمْ أَجَلًا لَّا رَيْبَ فِيهِ فَأَبَى ٱلظَّٰلِمُونَ إِلَّا كُفُورًا ٩٩
قُل لَّوْ أَنتُمْ تَمْلِكُونَ خَزَآئِنَ رَحْمَةِ رَبِّىٓ إِذًا لَّأَمْسَكْتُمْ خَشْيَةَ
ٱلْإِنفَاقِ ۚ وَكَانَ ٱلْإِنسَٰنُ قَتُورًا ١٠٠ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا مُوسَىٰ تِسْعَ
ءَايَٰتٍۭ بَيِّنَٰتٍ ۖ فَسْـَٔلْ بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ إِذْ جَآءَهُمْ فَقَالَ لَهُۥ فِرْعَوْنُ
إِنِّى لَأَظُنُّكَ يَٰمُوسَىٰ مَسْحُورًا ١٠١ قَالَ لَقَدْ عَلِمْتَ مَآ أَنزَلَ
هَٰٓؤُلَآءِ إِلَّا رَبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ بَصَآئِرَ وَإِنِّى لَأَظُنُّكَ
يَٰفِرْعَوْنُ مَثْبُورًا ١٠٢ فَأَرَادَ أَن يَسْتَفِزَّهُم مِّنَ ٱلْأَرْضِ
فَأَغْرَقْنَٰهُ وَمَن مَّعَهُۥ جَمِيعًا ١٠٣ وَقُلْنَا مِنۢ بَعْدِهِۦ لِبَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ
ٱسْكُنُوا۟ ٱلْأَرْضَ فَإِذَا جَآءَ وَعْدُ ٱلْءَاخِرَةِ جِئْنَا بِكُمْ لَفِيفًا ١٠٤



97 Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоятро диҳад, пас бегумон вай ҳидоятёфтаи ҳақиқӣ аст ва ҳар киро аз ҳидоят маҳрум гардонида, гумроҳ созад, пас эй Паёмбар, ҳаргиз барои ин ҷамоа ҷуз Аллоҳ (ч) дӯстонеро намеёбӣ, ки онҳоро ба сӯи ҳақиқат ҳидоят намоянд, зиёнро аз онҳо дур карда, бар ояшон манфиат оранд. Ва онҳоро рӯзи қиёмат бар чеҳраашон ба замин кашида, дар ҳоле нобино ва гунг ва ношунаво ҳастанд, ҷамъ меорем. Ҷояшон дӯзах бошад, ҳар гоҳ гармии оташи он ором шавад, оташи онҳоро афзун мегардонем.
98 Ин азобе, ки рӯзи қиёмат бо он рӯ ба рӯ мегарданд, ҷазои онҳо аст, ба сабаб он ки онҳо оятҳои бар паёмбар нозилкардаи Моро инкор карда ва зиндашавии баъди маргро номумкин ҳисобида гуфтанд: “**Оё вақте мемирем ва ба устухонҳои пӯсида табдил шуда, пораҳои пошхӯрда мегардем, оё баъд аз ин дубора зинда мешавем?!**”

Чун мушрикон шубҳаеро, ки дар бораи инкори зиндашавии баъд аз марг ба он чанг мезананд, зикр карданд, Аллоҳ (ч) дар радди шакки онҳо гуфт:
99 Оё мункирони зиндашавии баъди марг намедонанд он Аллоҳе, ки осмонҳо ва заминро бо вуҷуди азаматашон ҳаст кардааст, ба ҳаст сохтани мислашон Тавоно аст?! Ҳар ки чизи бузургеро падид оварда тавонад, қудрати офаридани аз он камтарро дорад. Ва Аллоҳ (ч) дар дунё барои онҳо вақти муайян гузоштааст, ки баъди сипарӣ шуданаш зиндагиашон анҷом меёбад ва барои баъди марг дубора зинда шудани онҳо мӯҳлате таъйин сохтааст, ки дар он шубҳае нест. Пас мушрикон бо вуҷуди ошкору равшан будани далелҳои дубора зиндашавӣ ғайри инкори он чизеро напазируфтанд.
100 Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Агар шумо молики хазинаҳои раҳмати беинтиҳои Парвардигорам мешудед, бегумон аз тарси тамом шуданаш аз харҷи он худдорӣ мекардед, то фақир нашавед.**” Ва инсон табиатан бахил аст, магар касе, ки мӯъмин бошад, зеро банда дар сурати имон доштан молашро ба умеди савоби илоҳӣ сарф мекунад.

Аз сабаби он ки Паёмбар (с) аз ҷониби мушрикон бо такзиб ва азияти зиёд рӯ ба рӯ шуданд, Аллоҳ (ч) ба мақсади тасаллӣ доданашон дар оятҳои зерин қиссаи Мӯсо ва Фиръавну қавмашро оварда гуфт:
101 Ва ба дурустӣ ки Мо ба Мӯсо нуҳ далели равшанеро, ки бар паёмбариаш гувоҳӣ медод, додем. Он мӯъҷизаҳо инҳоянд: **асо**, **дасти нӯронии дурахшон**, **қаҳтсолӣ**, **камшавии маҳсулот**, **тӯфон**, **малах**, **шапуш**, **қурбоққаҳо** ва **хун**. Пас эй Паёмбар, аз яҳуд бипурс. Ба Мӯсо замоне он мӯъҷизаҳоро додем, ки бо он назди гузаштагонашон омад, пас Фиръавн ба ӯ гуфт: “**Эй Мӯсо, бешак, ман туро марди ҷодушуда гумон мекунам. Зеро ту корҳои ҳайратовар анҷом медиҳӣ**.”
102 Мӯсо (а) дар ҷавоби Фиръавн гуфт: “**Эй Фиръавн, ту яқинан медонӣ, ки мӯъҷизаҳоро ғайри Аллоҳи Парвардигори осмонҳову замин дигар касе фуруд наовардааст. Аллоҳ (ч) ин мӯъҷизаҳоро ҳамчун далелҳои исботгари тавоноии Худ ва ростгӯии паёмбараш нозил кардааст, вале ту дидаву דониста онро инкор мекунӣ. Ва эй Фиръавн, ман медонам, ки ту яқинан ҳалокшудаи зиёнкорӣ**.”
103 Пас Фиръавн қасд намуд, ки Мӯсо ва қавмашро бо рондан аз сарзамини Миср уқубат кунад. Пас Мо ӯ ва кулли лашкариёнашро бо ғарқ сохтан дар дарё ҳалок гардонидем.
104 Ва баъди ҳалоксозии Фиръаву лашкариёнаш ба Бани Исроил гуфтем: “**Дар сарзамини Шом зиндагӣ кунед. Пас чун қиёмат шавад, ҳамаатонро барои бозпурсӣ ба майдони маҳшар меорем.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Танҳо Аллоҳ таоло ҳидоят ва гумроҳ карда метавонад. Ҳар киро ҳидоят кунад, пас вай соҳиби ҳидояти ҳақиқӣ мебошад ва ҳар киро гумроҳ созад, касе аз уҳдаи раҳнамоиаш намебарояд;

2.Паноҳгоҳ ва қароргоҳи кофирон дӯзах аст. Ҳар вақт оташи он ором гирад, Аллоҳ (ч) алангаашро афзун месозад;

3.Вақте саркашону ҳокимони худкома шахсеро таҳдид мекунанд, бояд вай ба Аллоҳ (ч) такя кунад;

4. Саркашону ҳокимони худкома вақти муқобили аҳли ҳақ қарор гирифтан аз қудрат ва тавоноӣ истифода мебаранд, чунки онҳо бо ҳуҷҷат ва баён рӯёрӯӣ карда наметавонанд.

وَبِالْحَقِّ أَنزَلْنَٰهُ وَبِالْحَقِّ نَزَلَ وَمَآ أَرْسَلْنَٰكَ إِلَّا مُبَشِّرًا وَنَذِيرًا ١٠٥
وَقُرْءَانًا فَرَقْنَٰهُ لِتَقْرَأَهُۥ عَلَى ٱلنَّاسِ عَلَىٰ مُكْثٍ وَنَزَّلْنَٰهُ تَنزِيلًا ١٠٦
قُلْ ءَامِنُوا۟ بِهِۦٓ أَوْ لَا تُؤْمِنُوٓا۟ إِنَّ ٱلَّذِينَ أُوتُوا۟ ٱلْعِلْمَ مِن قَبْلِهِۦٓ إِذَا يُتْلَىٰ
عَلَيْهِمْ يَخِرُّونَ لِلْأَذْقَانِ سُجَّدًا ١٠٧ وَيَقُولُونَ سُبْحَٰنَ رَبِّنَآ إِن كَانَ
وَعْدُ رَبِّنَا لَمَفْعُولًا ١٠٨ وَيَخِرُّونَ لِلْأَذْقَانِ يَبْكُونَ وَيَزِيدُهُمْ
خُشُوعًا ۩ ١٠٩ قُلِ ٱدْعُوا۟ ٱللَّهَ أَوِ ٱدْعُوا۟ ٱلرَّحْمَٰنَ أَيًّا مَّا تَدْعُوا۟ فَلَهُ سجدة
ٱلْأَسْمَآءُ ٱلْحُسْنَىٰ وَلَا تَجْهَرْ بِصَلَاتِكَ وَلَا تُخَافِتْ بِهَا وَٱبْتَغِ
بَيْنَ ذَٰلِكَ سَبِيلًا ١١٠ وَقُلِ ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ ٱلَّذِى لَمْ يَتَّخِذْ وَلَدًا وَلَمْ يَكُن
لَّهُۥ شَرِيكٌ فِى ٱلْمُلْكِ وَلَمْ يَكُن لَّهُۥ وَلِىٌّ مِّنَ ٱلذُّلِّ وَكَبِّرْهُ تَكْبِيرًۢا ١١١

ترتيبها ١٨ سُورَةُ الكَهْفِ آياتها ١١٠

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ ٱلَّذِىٓ أَنزَلَ عَلَىٰ عَبْدِهِ ٱلْكِتَٰبَ وَلَمْ يَجْعَل لَّهُۥ عِوَجَا ۜ
١ قَيِّمًا لِّيُنذِرَ بَأْسًا شَدِيدًا مِّن لَّدُنْهُ وَيُبَشِّرَ ٱلْمُؤْمِنِينَ
ٱلَّذِينَ يَعْمَلُونَ ٱلصَّٰلِحَٰتِ أَنَّ لَهُمْ أَجْرًا حَسَنًا ٢
مَّٰكِثِينَ فِيهِ أَبَدًا ٣ وَيُنذِرَ ٱلَّذِينَ قَالُوا۟ ٱتَّخَذَ ٱللَّهُ وَلَدًا ٤



(105)Ва Мо Қуръонро бар Муҳаммад (с) ба ростӣ нозил карда, дар он ба адолат, ахлоқи ҳамидаю корҳои нек фармуда, аз зулму бедодӣ ва ахлоқу корҳои бад наҳй намудем ва Қуръон ба ростӣ ва бе тағйирот ва таҳрифот нозил шудааст. Ва эй Паёмбар, Мо туро нафиристодем, ҷуз ба сифати муждадиҳандаи парҳезкорон ба ҷаннат ва тарсонандаи кофирону исёнкорон аз дӯзах.

(106)Ва Қуръонро ҷудо-ҷудо нозил карда, бо тафсил баён сохтем, то ту онро ба мардум оромона тиловат кунӣ, зеро чунин хондан боиси андешидан ва хубтар дарк намудани он мегардад. Ва Мо онро вобаста ба ҳодисаҳо ва ҳолатҳо пароканда-пароканда нозил кардем.

(107)Эй Паёмбар, бигӯ: “**Агар ба Қуръон имон биёред, имон овардانатон чизеро ба он намеафзояд ё агар имон наоред, кофир гаштанатон аз он чизеро кам намекунад.**” Ба дурустӣ, он касоне, ки китобҳои осмонии гузаштаро хонда, ваҳй ва нубувватро шинохтаанд, чун ба онҳо Қуръон тиловат шавад, ба хотири сипосгузории Аллоҳ (ч) бар чеҳраашон ба замин саҷдакунон меафтанд.

(108)Ва дар саҷда мегӯянд: “**Парвардигори мо аз ваъдахилофӣ пок аст. Он чи дар мавриди мабъус гаштани Муҳаммад (с) ваъда додааст, амалӣ шудааст. Бешак, ваъдаи Парвардигори мо дар ин ва дигар мавридҳо бегумон воқеъшаванда аст.**”

(109)Ва назди Аллоҳ (ч) бар чеҳраҳояшон ба замин саҷдакунон афтида, аз тарси азоби Ӯ мегирянд ва шунидани Қуръону андешидани маъноҳои он шикастаҳолии онҳоро дар баробари Парвардигорашон афзун мегардонад.

(110)Эй Паёмбар, ба он касе, ки “**Ё Аллоҳ, Ё Раҳмон**” гуфтанатро инкор мекунад, бигӯ: “**Калимаҳои “Аллоҳ” ва “Раҳмон” аз номҳои Парвардигоранд. Пас Ӯро ба василаи ҳар якеи он ё дигар номҳои зебояш бихонед.**” Ва қироати намозатро аз ҳад зиёд баланд макун, ки дар ин сурат мушрикон садоятро мешунаванд ва онро аз ҳа д зиёд паст макун, ки мӯъминон садоятро намешунаванд ва аз байни ин ду роҳи миёнаро ҷустуҷӯ намо.

(111)Ва эй Паёмбар, бигӯ: “**Ситоиш Аллоҳи арзандаи ҳама гуна сутуданҳоро, ки аз доштани фарзанд ва анбоз пок мебошад ва Ӯ дар подшоҳӣ шарик надорад ва ба Ӯ зиллату хорӣ намерасад, ба кӯмак ва мадади ҳеҷ кас ниёзманд нест.**” Ва Ӯро ба бузургии зиёд ёд карда, ба Ӯ дар подшоҳӣ шарик, ёвар ва фарзандро нисбат мадеҳ.

## СУРАИ “КАҲФ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАЖДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЯКСАДУ ДАҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни тарзи муомила бо фитнаҳо ва овардани намунаҳои он.

### Тафсир:

(1)Ситоиш бо сифатҳои ифодагари камолу азамат ва неъматҳои ошкору ниҳон хоси Худои Ягонаест, ки Қуръонро ба Банда ва Расулаш Муҳаммад (с) нозил намуда ва дар он каҷиеро аз ҳақ қарор надодааст.

(2)Балки онро Китоби рост гардонд, ки дар он зиддият ва ихтилоф мавҷуд нест, то кофиронро аз азоби сахте аз сӯи Аллоҳ (ч) битарсонад ва мӯъминонеро, ки корҳои шоиста анҷом медиҳанд, башорат диҳад, ки онҳоро подоши нек аст. Ҳеҷ подоше ба подоши онҳо баробар нест.

(3)Мӯъминони боамал дар он подоши нек абадӣ мемонанд.

(4)Ва то ин ки Паёмбар (с) ба василаи Қуръон қавми яҳуду насоро ва баъзе мушриконеро, ки мегӯянд: “**Аллоҳ (ч) барои Худ фарзанд гирифтааст.**”, аз азоб битарсонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ таоло Қуръонро, ки шомили ҳақиқат, адолат, шариат ва олитарин навъи ҳукм аст, фуруд овардааст;
2.Аз тарси Худо дар намоз гиристан раво аст;
3.Дуо ё тиловат дар намоз дар ҳадди миёна сурат мегирад;
4.Қуръони карим шомили ҳама гуна амалҳои неке аст, ки равони касро шод мегардонад.

5 На ин гурӯҳи дурӯғбофандагони даъвои нисбат додани фарзанд ба Аллоҳ (ч) илму ҳуҷҷат надоранд ва на падаронашон, ки мушрикон дар ин бобат ба онҳо тақлид кардаанд. Ин калимае, ки бе тафаккур аз забонашон мебарояд, бисёр зишт аст. Онҳо ҷуз сухани дурӯғи бесанад чизе намегӯянд.

6 Пас шояд ту Паёмбар агар онҳо ба ин Қуръон имон наоранд, аз андӯҳи зиёд худро ҳалок гардонӣ. Чунин макун, зеро вазифаи ту танҳо таблиғ буда, ҳидояти онҳо дар ихтиёри Парвардигор аст.

7 Бешак, Мо кулли мавҷудоти рӯи заминро зинати он сохтаем, то озмоишашон кунем, ки чӣ касеашон аз рӯи амали писандидаи Аллоҳ (ч) беҳтар ва чӣ касеашон бадтаранд.

8 Ва яқинан Мо ҳама махлуқоти рӯи заминро ба хоки аз гиёҳ холӣ табдил медиҳем. Ин ҳодиса баъд аз интиҳои ҳаёти мавҷудоти замин сурат мегирад. Барои ҳамин бояд онҳо аз ин гуфтаҳо ибрат гиранд.

9 Эй Паёмбар, қиссаи асҳоби ғор ва лавҳаашонро, ки номашон дар он навишта шуда буд, аз нишонаҳои тааҷҷубовари Мо мапиндор, балки дигар нишонаҳои қудратамон ба мисли осмонҳову замин аз ин қисса тааҷҷубовартар аст.

10 Эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки як гурӯҳ ҷавонони боимон бо мақсади наҷоти дини хеш фирор карда, ба ғор паноҳ бурданд, пас дар дуо хитоб ба Парвардигорашон гуфтанд: “**Парвардигори мо, ба мо аз назди Худ бо омурзидани гуноҳон ва наҷот додан аз дасти душман раҳмат бидеҳ ва аз ин корамон, ки имон оварда, аз назди кофирон ҳиҷрат намудем, бароямон ба роҳи ҳақ ва ростӣ ҳидоят шуданро насиб бигардон**.”





مَّا لَهُم بِهِۦ مِنْ عِلْمٍ وَلَا لِآبَآئِهِمْ كَبُرَتْ كَلِمَةً تَخْرُجُ مِنْ
أَفْوَٰهِهِمْ إِن يَقُولُونَ إِلَّا كَذِبًا ٥ فَلَعَلَّكَ بَٰخِعٌ نَّفْسَكَ
عَلَىٰٓ ءَاثَٰرِهِمْ إِن لَّمْ يُؤْمِنُوا۟ بِهَٰذَا ٱلْحَدِيثِ أَسَفًا ٦ إِنَّا
جَعَلْنَا مَا عَلَى ٱلْأَرْضِ زِينَةً لَّهَا لِنَبْلُوَهُمْ أَيُّهُمْ أَحْسَنُ عَمَلًا
٧ وَإِنَّا لَجَٰعِلُونَ مَا عَلَيْهَا صَعِيدًا جُرُزًا ٨ أَمْ حَسِبْتَ
أَنَّ أَصْحَٰبَ ٱلْكَهْفِ وَٱلرَّقِيمِ كَانُوا۟ مِنْ ءَايَٰتِنَا عَجَبًا ٩
إِذْ أَوَى ٱلْفِتْيَةُ إِلَى ٱلْكَهْفِ فَقَالُوا۟ رَبَّنَآ ءَاتِنَا مِن لَّدُنكَ
رَحْمَةً وَهَيِّئْ لَنَا مِنْ أَمْرِنَا رَشَدًا ١٠ فَضَرَبْنَا عَلَىٰٓ ءَاذَانِهِمْ
فِى ٱلْكَهْفِ سِنِينَ عَدَدًا ١١ ثُمَّ بَعَثْنَٰهُمْ لِنَعْلَمَ أَىُّ
ٱلْحِزْبَيْنِ أَحْصَىٰ لِمَا لَبِثُوٓا۟ أَمَدًا ١٢ نَّحْنُ نَقُصُّ عَلَيْكَ نَبَأَهُم
بِٱلْحَقِّ إِنَّهُمْ فِتْيَةٌ ءَامَنُوا۟ بِرَبِّهِمْ وَزِدْنَٰهُمْ هُدًى ١٣
وَرَبَطْنَا عَلَىٰ قُلُوبِهِمْ إِذْ قَامُوا۟ فَقَالُوا۟ رَبُّنَا رَبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلْأَرْضِ لَن نَّدْعُوَا۟ مِن دُونِهِۦٓ إِلَٰهًا لَّقَدْ قُلْنَآ إِذًا شَطَطًا ١٤
هَٰٓؤُلَآءِ قَوْمُنَا ٱتَّخَذُوا۟ مِن دُونِهِۦٓ ءَالِهَةً لَّوْلَا يَأْتُونَ عَلَيْهِم
بِسُلْطَٰنٍ بَيِّنٍ فَمَنْ أَظْلَمُ مِمَّنِ ٱفْتَرَىٰ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبًا ١٥



11 Сипас баъди рафтан ва ба ғор паноҳ бурдан бар гӯшҳояшон аз шунидани садо парда задем ва бар онҳо солҳои зиёд хобро афкандем.

12 Сипас онҳоро баъди хоби тӯлониашон бедор кунонидем, то ба мардум маълум гардонем, ки кадом яке аз ду гурӯҳи бо якдигар оиди муддати дар ғор монданашон баҳскунанда муддати онҷо буданашонро дақиқ ҳисоб кардааст.

13 Эй Паёмбар, Мо туро дар бораи хабари онҳо ба ростии орӣ аз шак огоҳ месозем. Яқинан онҳо ҷавононе буданд, ки ба Парвардигори худ имон оварда, аз дастуроти Ӯ итоат карданд ва Мо ҳидоят ва дар роҳи ҳақ устувор монданашонро бештар гардонидем.

14 Ва дилашонро ба воситаи имон, устувор мондан дар ин ҷода ва сабр намудан дар тарки ватан қувват бахшидем. Он гоҳ, ки дар назди подшоҳи кофир бархоста, имонашон ба Аллоҳ (ч)-ро эълон сохта, пас ба ӯ гуфтанд: “**Парвардигори мо, ки ба Ӯ имон дорем ва ибодаташ мекунем, Парвардигори осмонҳо ва замин аст. Ҳаргиз ғайр аз Ӯ маъбудҳои сунъиро намепарастем. Агар ғайр аз Ӯро бипарастем, ба дурустӣ, он вақт сухани золимонаи дур аз ҳақиқат гуфтаем**.”

15 Сипас баъзеи он ҷавонон ба баъзеи дигар нигариста гуфтанд: “**Ин қавми мо барои ибодат ҷуз Аллоҳ (ч) маъбудҳо гирифтаанд, дар ҳоле ки онҳо дар бораи дурустии амалашон ҳуҷҷати равшан надоранд. Пас ҳеҷ кас аз шахсе, ки бо нисбат додани шарик дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофад, золимтар нест**.-

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Барои даъватгар лозим ва зарур аст, ки ба қадри тавонаш дини Худоро ба мардум расонида, дар ин бора ба Ӯ таваккул кунад. Агар мардум аз даъвати вай ҳидоят шаванд, бисёр хуб ва дар акси ҳолат набояд ғамгин шавад;

2.Аз донистани миқдори истодани асҳоби ғор дар ғор ҳисобдорӣ ва шинохти қудрат, ҳикмат ва раҳмати Парвардигор фаҳмида мешавад;

3.Оятҳои карима далели он аст, ки агар шахс хавфи дар имонаш ба фитна гирифтор шуданро дошта бошад, ҳақ дорад бо динаш фирор карда, ватан, фарзандон, хешовандон, дӯстон ва дороии худро тарк кунад;

4.Оятҳои карима аҳамияти тарбияи ҷавононро нишон медиҳад. Чунки ҷавонон дорои қалби пок ва шуҷоати бештар буда, эҳёи миллатҳо ба онҳо вобастагии зиёд дорад.

وَإِذِ ٱعْتَزَلْتُمُوهُمْ وَمَا يَعْبُدُونَ إِلَّا ٱللَّهَ فَأْوُۥٓا۟ إِلَى ٱلْكَهْفِ
يَنشُرْ لَكُمْ رَبُّكُم مِّن رَّحْمَتِهِۦ وَيُهَيِّئْ لَكُم مِّنْ أَمْرِكُم مِّرْفَقًا
١٦ ۞ وَتَرَى ٱلشَّمْسَ إِذَا طَلَعَت تَّزَٰوَرُ عَن كَهْفِهِمْ ذَاتَ
ٱلْيَمِينِ وَإِذَا غَرَبَت تَّقْرِضُهُمْ ذَاتَ ٱلشِّمَالِ وَهُمْ فِى فَجْوَةٍ
مِّنْهُ ۚ ذَٰلِكَ مِنْ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ ۗ مَن يَهْدِ ٱللَّهُ فَهُوَ ٱلْمُهْتَدِ ۖ وَمَن
يُضْلِلْ فَلَن تَجِدَ لَهُۥ وَلِيًّا مُّرْشِدًا ١٧ وَتَحْسَبُهُمْ أَيْقَاظًا
وَهُمْ رُقُودٌ ۚ وَنُقَلِّبُهُمْ ذَاتَ ٱلْيَمِينِ وَذَاتَ ٱلشِّمَالِ ۖ وَكَلْبُهُم
بَٰسِطٌ ذِرَاعَيْهِ بِٱلْوَصِيدِ ۚ لَوِ ٱطَّلَعْتَ عَلَيْهِمْ لَوَلَّيْتَ مِنْهُمْ
فِرَارًا وَلَمُلِئْتَ مِنْهُمْ رُعْبًا ١٨ وَكَذَٰلِكَ بَعَثْنَٰهُمْ
لِيَتَسَآءَلُوا۟ بَيْنَهُمْ ۚ قَالَ قَآئِلٌ مِّنْهُمْ كَمْ لَبِثْتُمْ ۖ قَالُوا۟ لَبِثْنَا
يَوْمًا أَوْ بَعْضَ يَوْمٍ ۚ قَالُوا۟ رَبُّكُمْ أَعْلَمُ بِمَا لَبِثْتُمْ فَٱبْعَثُوٓا۟
أَحَدَكُم بِوَرِقِكُمْ هَٰذِهِۦٓ إِلَى ٱلْمَدِينَةِ فَلْيَنظُرْ أَيُّهَآ أَزْكَىٰ
طَعَامًا فَلْيَأْتِكُم بِرِزْقٍ مِّنْهُ وَلْيَتَلَطَّفْ وَلَا يُشْعِرَنَّ
بِكُمْ أَحَدًا ١٩ إِنَّهُمْ إِن يَظْهَرُوا۟ عَلَيْكُمْ يَرْجُمُوكُمْ
أَوْ يُعِيدُوكُمْ فِى مِلَّتِهِمْ وَلَن تُفْلِحُوٓا۟ إِذًا أَبَدًا ٢٠



16 **Ва чун аз қавми хеш канор рафтед ва он чиро, ки ғайр аз Аллоҳ (ч) ибодат мекарданд, тарк карда, ҷуз Аллоҳи Ягона касеро напарастидед, пас бо мақсади наҷот додани динатон ба ғор паноҳ баред, то Парвардигоратон ба шумо аз раҳмати Худ густаронида, аз душманонатон ҳифзатон кунад ва бароятон аз ҳолати дар он қарор доштаатон васоили зиндагиро осон гардонад, ки аз он дар ивази маҳрум шудан аз ҳамзистии қавматон манфиат мебаред**."

17 Пас он ҷавонон фармонро иҷро карданд ва Аллоҳ (ч) бар онҳо хобро афканда, аз шарри душманон ҳифзашон намуд ва эй бинандаи онҳо, офтобро медидӣ, ки ҳангоми аз машриқ дурахшидан аз ғоре, ки онҳо қарор доштанд, ба самти рости дохилаш мегардид ва чун вақти ғуруб нопадид мешуд, ба самти дасти чапаш гашта, ба ғор намерасид. Пас асҳоби ғор дар ҷои доим соядор буданд, гармои офтоб озорашон намедод ва дар ҷои васеи ғор қарор доштанд, ҳаво ба андозаи зарурӣ барояшон мерасид. Ин дар ғор паноҳ додани онҳо, афкандани хоб бар эшон, ба самти чапу рост гаштани офтоб, вусъати маконашон ва наҷот доданашон аз душманон аз нишонаҳои ҳайратовари Аллоҳ (ч) буда, далолатгари қудрати илоҳист. Аллоҳ (ч) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоятро диҳад, пас ӯ ҳидоятёфтаи воқеист ва ҳар киро аз ҳидоят маҳрум сохта, гумроҳ созад, пас ҳеҷ гоҳ барояш ёвареро намеёбӣ, ки ба ӯ тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро диҳад. Зеро тавфиқи ҳидоят ба роҳи рост танҳо дар ихтиёри Парвардигор аст.

18 Ва эй мухотаб, ту онҳоро аз сабаби боз будани чашмонашон бедор мепиндоштӣ, ҳол он ки дар воқеъ онҳо хоб буданд ва Мо онҳоро дар ҳолати хоб гоҳо ба сӯи рост ва гоҳо ба сӯи чап мегардондем, то ин ки замин ҷасадашонро нахӯрад. Ва саги онҳо ду пояшро бар остонаи ғор дароз карда буд. Агар онҳоро медидӣ, аз тарс аз пешашон пушт тофта мегурехтӣ ва аз диданашон вуҷудатро даҳшат фаро мегирифт.

19 Ва чунончи нишонаҳои ҳайратовари қудрати Худро, ки нисбат ба онҳо анҷом додем, ёд намудем, ҳамин гуна онҳоро баъди гузаштани муддати тӯлонӣ аз хоб бедор сохтем, то аз якдигар муддати дар хоб буданашонро бипурсанд. Якеи онҳо пурсид, ки чӣ миқдор дар хоб будед? Баъзеашон дар ҷавоб гуфтанд: "**Як ё ним рӯз дар хоб будем.**" Ва баъзеи дигарашон, ки муддати хоб рафтанашон барояш номаълум буд, гуфт: "**Парвардигоратон муддати дар ҳолати хоб истодани шуморо беҳтар медонад. Барои ҳамин илми ин масъаларо ба Ӯ ҳавола карда, саргарми корҳое шавед, ки ба шумо алоқамандӣ ва манфиат дорад. Пас аз байни худ якеро бо ин пулҳои нуқрагин ба шаҳри бароямон маъруф фиристед, пас вай нигоҳ кунад, ки аз аҳолии шаҳр кӣ таом ва касби поктар дорад ва дар даромадану баромадан ва муомила бо мардум ором буда, моҳиру фурӯтану хушахлоқ бошад ва бо ҳаракати хато коре накунад, ки касеро аз макони пинҳоншудаи шумо огоҳ созад. Зеро маълум шудани ҷои пинҳоншудаи мо боиси пеш омадани зарари зиёд мегардад.**

20 **Ба дурустӣ ки агар қавматон аз ҳоли шумо огоҳ гашта, дар бораи ҷои пинҳоншудаатон маълумот ёбанд, ба воситаи сангсор шуморо ба қатл мерасонанд ё шуморо ба дини ботилашон, ки пеш аз бо фазли Парвардигор ҳидоят ёфтанатон пайраваш будед, бармегардонанд ва агар боз ба он ойин баргардед, дигар ҳаргиз дар дунёву охират растагор намешавед, балки дар ҳарду ҷаҳон ба сабаби тарки дини барҳақ ва бозгашт ба дини ботил зиёни бузург мебинед**."

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз ҳикмат ва қудратҳои илоҳӣ он аст, ки ҷавонони ғорро ба паҳлӯи росту чап мегардонд, то замин ҷасади онҳоро нахӯрад ва ин аз ҷониби Парвардигор барои бандагон таълим аст;

2.Гирифтани саг барои ниёзҳои шикор, посбонӣ ва ғайри он дуруст мебошад;

3.Инсон аз дӯстии некон ва ҳамнишинӣ бо солеҳон агарчи аз нигоҳи мақом аз онҳо пойинтар ҳам бошад, фоида мебарад. То имрӯз номи саги асҳоби ғор боқӣ монд, зеро бо шахсони фозил ҳамроҳ гардид;

4.Оятҳои карима далолаткунандаи дурустии вакил гардонидан, корбурди сиёсати нек ва таомули меҳрубонона бо мардум аст.

وَكَذَٰلِكَ أَعْثَرْنَا عَلَيْهِمْ لِيَعْلَمُوٓا۟ أَنَّ وَعْدَ ٱللَّهِ حَقٌّ وَأَنَّ
ٱلسَّاعَةَ لَا رَيْبَ فِيهَآ إِذْ يَتَنَٰزَعُونَ بَيْنَهُمْ أَمْرَهُمْ ۖ فَقَالُوا۟
ٱبْنُوا۟ عَلَيْهِم بُنْيَٰنًا ۖ رَّبُّهُمْ أَعْلَمُ بِهِمْ ۚ قَالَ ٱلَّذِينَ غَلَبُوا۟ عَلَىٰٓ
أَمْرِهِمْ لَنَتَّخِذَنَّ عَلَيْهِم مَّسْجِدًا ﴿٢١﴾ سَيَقُولُونَ ثَلَٰثَةٌ
رَّابِعُهُمْ كَلْبُهُمْ وَيَقُولُونَ خَمْسَةٌ سَادِسُهُمْ كَلْبُهُمْ
رَجْمًۢا بِٱلْغَيْبِ ۖ وَيَقُولُونَ سَبْعَةٌ وَثَامِنُهُمْ كَلْبُهُمْ ۚ قُل رَّبِّىٓ
أَعْلَمُ بِعِدَّتِهِم مَّا يَعْلَمُهُمْ إِلَّا قَلِيلٌ ۗ فَلَا تُمَارِ فِيهِمْ إِلَّا مِرَآءً
ظَٰهِرًا وَلَا تَسْتَفْتِ فِيهِم مِّنْهُمْ أَحَدًا ﴿٢٢﴾ وَلَا تَقُولَنَّ لِشَا۟ىْءٍ
إِنِّى فَاعِلٌ ذَٰلِكَ غَدًا ﴿٢٣﴾ إِلَّآ أَن يَشَآءَ ٱللَّهُ ۚ وَٱذْكُر رَّبَّكَ
إِذَا نَسِيتَ وَقُلْ عَسَىٰٓ أَن يَهْدِيَنِ رَبِّى لِأَقْرَبَ مِنْ هَٰذَا رَشَدًا
﴿٢٤﴾ وَلَبِثُوا۟ فِى كَهْفِهِمْ ثَلَٰثَ مِا۟ئَةٍ سِنِينَ وَٱزْدَادُوا۟ تِسْعًا
﴿٢٥﴾ قُلِ ٱللَّهُ أَعْلَمُ بِمَا لَبِثُوا۟ ۖ لَهُۥ غَيْبُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ
أَبْصِرْ بِهِۦ وَأَسْمِعْ ۚ مَا لَهُم مِّن دُونِهِۦ مِن وَلِىٍّ وَلَا يُشْرِكُ
فِى حُكْمِهِۦٓ أَحَدًا ﴿٢٦﴾ وَٱتْلُ مَآ أُوحِىَ إِلَيْكَ مِن كِتَابِ
رَبِّكَ ۖ لَا مُبَدِّلَ لِكَلِمَٰتِهِۦ وَلَن تَجِدَ مِن دُونِهِۦ مُلْتَحَدًا ﴿٢٧﴾



(21) Ва он гуна ки Мо нисбат ба асҳоби ғор корҳои тааҷҷубовари исботкунандаи қудрати Хешро ба мисли солҳои зиёд дар ҳолати хоб нигоҳ доштан ва сипас аз хоб бедор кардан анҷом додем, ҳамчунин аҳолии шаҳрашонро аз ҳоли онҳо огоҳ сохтем, то онҳо бидонанд, ки ваъдаи Парвардигор дар бораи пирӯзии мӯъминон ва зинда гаштани мурдагон ҳақ буда, дар омадани қиёмат шакке нест. Чун ҳолати асҳоби ғор барои мардуми он давр ошкор шуд ва онҳо аз дунё даргузаштанд, шахсони аз воқеаи эшон огоҳ бо якдигар назарҳои гуногун доштанд. Ихтилофи онҳо дар бораи он буд, ки бо ҷавонони ғор чӣ кор кунанд? Гурӯҳе аз мардум гуфтанд: “**Дар назди даромадгоҳи ғор иморате бисозед, ки онҳоро аз чашми дигарон пӯшида, муҳофизат кунад. Парвардигорашон ҳолашонро беҳтар медонад. Зеро аз ҳолашон бармеояд, ки онҳо назди Аллоҳ (ч) имтиёз доштаанд**.” Ва шахсони соҳибнуфуз, ки дорои илм ва даъвати дуруст набуданд, гуфтанд: “**Ба мақсади гиромидошт ва ёдоварии ҷойгоҳи онҳо, дар атрофи ҷои қарордоштаашон барои ибодат масҷиде месозем.**”

(22) Баъзе касони дар саргузашташон зиёд фурӯрафта дар мавриди ададашон хоҳанд гуфт: “**Онҳо се шахс буданд, сагашон чорумашон буд.**” Ва баъзеи дигарашон гӯянд: “**Онҳо чор шахс буданд, сагашон панҷумашон буд**.” Он чи ҳарду гурӯҳ дар ин маврид мегӯянд, аз рӯи пайравии гумону тахмин ва беасос аст. Ва як қисми дигарашон гӯянд: “**Онҳо ҳафт шахс буданд, сагашон ҳаштумашон буд.**” Эй Паёмбар, бигӯ: “**Парвардигорам ададашонро беҳтар медонад. Ададашонро ҷуз як гурӯҳи андаке, ки Аллоҳ (ч) ба онҳо таълим додааст, каси дигар намедонад**.” Пас бо аҳли Китоб ва ғайрашон дар бораи адади асҳоби ғор ва дигар ҳолаташон ҷуз мунозараи ошкор, ки дар он фурӯ наравӣ, мунозара макун. Танҳо оиди ононе аз асҳоби ғор ҷидол кун, ки вобаста ба онҳо бароят ваҳй нозил шудааст. Ва дар бораи тафсилоти ҳолати асҳоби ғор аз аҳли Китобу дигарон мапурс. Чунки аҳли Китоб аз тафсилоти ин руҳдод маълумот надоранд.

(23) Эй Паёмбар, барои чизе, ки пагоҳ қасди анҷомашро дорӣ “**Ба дурустӣ ки фардо онро мекунам**” магӯ. Зеро намедонӣ, ки оё фардо онро карда метавонӣ, ё ягон монеа пеш меояд.-

Ин қавли Парвардигор барои ҳар мусалмон раҳнамой аст.

(24) Магар он ки анҷоми онро ба хости Аллоҳ (ч) вобаста карда, “**Агар Аллоҳ (ч) хоҳад, фардо он корро мекунам**” бигӯӣ. Ва агар гуфтанашро фаромӯш кардӣ, пас бо гуфтани “**Агар Аллоҳ (ч) хоҳад**”, Парвардигоратро ёд кун ва бигӯ: “**Умед дорам Парвардигорам маро ба чизе, ки аз рӯи ҳидоят ва тавфиқ аз ин кор наздиктар бошад, раҳнамой хоҳад кард.**”

(25) Ва асҳоби ғор дар ғорашон сесаду нӯҳ сол монданд.

(26) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Аллоҳ (ч) муддати дар ғор истодани онҳоро беҳтар медонад.**” Яқинан Мо аз муддати дар он ҷо истодани онҳо хабар додем. Баъди сухани Аллоҳ (ч) қавли касе эътибор надорад. Офариниш ва илми ҳама мавҷудоте, ки дар осмонҳо ва замин ғоибанд, танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Аллоҳ (ч) бағоят Бино аст, ҳамаи чизро мебинад ва бағоят Шунаво аст, ҳама чизро мешунавад. Онҳо ғайри Аллоҳ (ч) корсозе надоранд, ки корҳояшонро корсозӣ кунад ва касеро дар ҳукми Хеш шарик намегардонад, ягона ҳукмфармо Ӯст.

Вақте Аллоҳ (ч) дар ояти мазкур баён кард, ки ҳукм аз Ӯст, дар ояти зерин Паёмбар (с)-ро ба хондан ва пайравӣ намудани ҳукми ба сӯяш ваҳйшуда дастур дода гуфт:

(27) Ва эй Паёмбар, Қуръонеро, ки Аллоҳ (ч) ба ту ваҳй фиристодааст, хонда, мутобиқаш амал кун. Калимоти Ӯ тағйирдиҳанда надорад, чунки он ҳамагӣ адолат ва садоқат аст. Ва ғайри Аллоҳ (ч) паноҳгоҳеро намеёбӣ, ки паноҳ бибарӣ.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар болои қабр сохтани масҷид ва дар он намоз гузоштан аз нигоҳи шариати мо нодуруст аст;

2.Аллоҳ (ч) ба зинда сохтани махлуқот, берун кардани ҷасадҳо аз қабр ва ҳисобу китоби онҳо Қодир аст;

3.Бар асоси оятҳои мазкур мунозараи нек мунозарае аст, ки бо беҳтарин равиш анҷом шавад;

4.Қонуни дар коинот офаридаи илоҳӣ ва одоби шаръӣ аз банда тақозо мекунад, ки кори ояндаро ба хости Худо ҳавола созад.

وَٱصۡبِرۡ نَفۡسَكَ مَعَ ٱلَّذِينَ يَدۡعُونَ رَبَّهُم بِٱلۡغَدَوٰةِ وَٱلۡعَشِيِّ
يُرِيدُونَ وَجۡهَهُۥۖ وَلَا تَعۡدُ عَيۡنَاكَ عَنۡهُمۡ تُرِيدُ زِينَةَ ٱلۡحَيَوٰةِ
ٱلدُّنۡيَاۖ وَلَا تُطِعۡ مَنۡ أَغۡفَلۡنَا قَلۡبَهُۥ عَن ذِكۡرِنَا وَٱتَّبَعَ هَوَىٰهُ وَكَانَ
أَمۡرُهُۥ فُرُطٗا ﴿٢٨﴾ وَقُلِ ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّكُمۡۖ فَمَن شَآءَ فَلۡيُؤۡمِن وَمَن
شَآءَ فَلۡيَكۡفُرۡۚ إِنَّآ أَعۡتَدۡنَا لِلظَّٰلِمِينَ نَارًا أَحَاطَ بِهِمۡ سُرَادِقُهَاۚ
وَإِن يَسۡتَغِيثُواْ يُغَاثُواْ بِمَآءٖ كَٱلۡمُهۡلِ يَشۡوِي ٱلۡوُجُوهَۚ بِئۡسَ
ٱلشَّرَابُ وَسَآءَتۡ مُرۡتَفَقًا ﴿٢٩﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ
ٱلصَّٰلِحَٰتِ إِنَّا لَا نُضِيعُ أَجۡرَ مَنۡ أَحۡسَنَ عَمَلًا ﴿٣٠﴾ أُوْلَٰٓئِكَ
لَهُمۡ جَنَّٰتُ عَدۡنٖ تَجۡرِي مِن تَحۡتِهِمُ ٱلۡأَنۡهَٰرُ يُحَلَّوۡنَ فِيهَا مِنۡ أَسَاوِرَ
مِن ذَهَبٖ وَيَلۡبَسُونَ ثِيَابًا خُضۡرٗا مِّن سُندُسٖ وَإِسۡتَبۡرَقٖ مُّتَّكِـِٔينَ
نصف الحزب ٣٠ فِيهَا عَلَى ٱلۡأَرَآئِكِۚ نِعۡمَ ٱلثَّوَابُ وَحَسُنَتۡ مُرۡتَفَقٗا ﴿٣١﴾ ۞ وَٱضۡرِبۡ
لَهُم مَّثَلٗا رَّجُلَيۡنِ جَعَلۡنَا لِأَحَدِهِمَا جَنَّتَيۡنِ مِنۡ أَعۡنَٰبٖ وَحَفَفۡنَٰهُمَا
بِنَخۡلٖ وَجَعَلۡنَا بَيۡنَهُمَا زَرۡعٗا ﴿٣٢﴾ كِلۡتَا ٱلۡجَنَّتَيۡنِ ءَاتَتۡ أُكُلَهَا وَلَمۡ
تَظۡلِم مِّنۡهُ شَيۡـٔٗاۚ وَفَجَّرۡنَا خِلَٰلَهُمَا نَهَرٗا ﴿٣٣﴾ وَكَانَ لَهُۥ ثَمَرٞ فَقَالَ
لِصَٰحِبِهِۦ وَهُوَ يُحَاوِرُهُۥٓ أَنَا۠ أَكۡثَرُ مِنكَ مَالٗا وَأَعَزُّ نَفَرٗا ﴿٣٤﴾



(28) Ва дар ҳамсӯҳбатии касоне, ки Парвардигорашонро дар аввал ва охири рӯз (**доимо**) бо ихлос мепарастанд ва ҳоҷат мехоҳанд, бимон. Ва чашмонат аз мӯъминони мухлиси тангдаст дур нашавад, дар ҳоле ки қасди ҳамнишинӣ бо тавонгарон ва ашрофонро дорӣ. Ва аз касе, ки қалбашро бо мӯҳр ниҳодан бар он аз зикрамон ғофил сохтаем, итоат макун. Он ғофилдил туро ба дур намудани фақирон аз маҷлисат амр карда ва пайравии хостаҳои нафсашро аз итоати Парвардигораш пеш мегузорад ва амалҳояш зоеъшудаи беэътибор аст.

(29) Ва эй Паёмбар, ба ин ҷамоаи аз ёди Худо ғофил бигӯ: “**Он чи бароятон овардаам, ҳақиқати аз ҷониби Парвардигоратон буда, бофтаву сохтаи худи ман нест. Ман даъвати шуморо оиди он ки мӯъминони тангдастро аз маҷлисам биронам, қабул намекунам. Пас ҳар ки аз миёни шумо ба ин ҳақиқат имон овардан хоҳад, пас ба он имон орад ва ба зудӣ аз подоши роҳи баргузидааш хушҳол мегардад ва ҳар ки аз миёни шумо ба он кофир шудан хоҳад, пас кофир шавад ва ба зудӣ ба сабаби уқубати дар интизораш буда ба ҳолати бад дучор мешавад.**” Ба дурустӣ ки Мо барои шахсони бо баргузидани куфр бар ҷонашон золим оташи азимеро омода сохтаем, ки девори он иҳотааашон мекунад, пас аз азоб гурехтан наметавонанд ва агар аз шиддати ташнагӣ об хоста, талаби фарёдрасӣ кунанд, бо нӯшонидани оби монанд ба равғани тираи сахтҳарорат ба фарёдашон расида мешавад, он об аз гармии бисёр чеҳраашонро бирён мекунад. Чӣ бад аст ин нӯшобае, ки ба воситаи он ба додашон расида мешавад, пас он оби мисли равғани тира ташнагиашонро бартараф намесозад, балки онро меафзояд ва алангаи оташи бар чеҳраашон бударо хомӯш намегардонад ва оташи ҷаҳаннам, ки дӯзахиён дар он фуруд меоянд ва ҷой мегиранд, манзилгоҳи ниҳоят бад аст.

Чун Аллоҳ (ч) дар ин оятҳо азоби барои золимон омодасохтаи Худро зикр кард, дар ояти зерин аҷри барои мӯъминон омодашударо баён намуда гуфт:

(30) Ба дурустӣ, касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд, дар ҳақиқат кори нек намудаанд, пас онҳоро савоби азим аст ва ҳамоно Мо савоби касеро, ки кори нек анҷом додааст, зоеъ намесозем, балки аҷри кардаҳояшонро ба пуррагӣ медиҳем.

(31) Ин ҷамоаи бо имондорӣ ва анҷоми корҳои нек тавсифшударо барои истиқомати ҳамешагӣ бӯстонҳоест, ки дар он абадӣ мемонанд, аз зери манзилҳояшон рӯдҳои ширини биҳишт ҷорӣ мебошад, онҳо дар ҷаннат бо дастмонаҳои тиллоӣ ороиш дода мешаванд ва либосҳои сабзи аз абрешими тунук ва ғафс омодагашта мепӯшанд, бар тахтҳои бо пардаҳои зебо музайян такя мезананд. Савоби инҳо бағоят хуб аст. Ва ҷаннате, ки дар он истиқомат мекунанд, манзилгаҳи нек аст.

Чун Худо дар оятҳои мазкур савоби мӯъминон ва золимонро баён кард, дар оятҳои зерин барои ин ду тоифа масалеро оварда гуфт:

(32) Ва эй Паёмбар, достони ду мардеро, ки яке кофир ва дигараш мӯъмин буд, баён кун, Мо аз байни он ду барои кофираш ду адад боғ додем ва он боғҳоро бо токҳои ангур иҳота кунонидем ва дар масоҳати холии байни боғҳо зироатҳоро рӯёнидем.

(33) Ҳардуи боғҳо маҳсулоти худро ба мисли хурмову ангуру дигар навъи ҳосилотро ба бор меовард ва аз он чизеро кам намекард, балки ҳосилоташро пурра медод ва дар байни он боғҳо бо мақсади ба осонӣ об додани зироатҳои замин наҳреро ҷорӣ кардем.

(34) Ва соҳиби боғҳо ғайр аз ин бойигарӣ ва маҳсулоти дигар низ дошт. Пас аз рӯи ғурур бо мақсади таъсири бад расонидан ба рафиқи мӯъминаш дар ҳоле бо ӯ гуфтугӯ мекард, гуфт: “**Моли ман аз дороии ту бештар буда ва аз нигоҳи қавмдорӣ ва нерӯ аз ту боиззаттар ва нерӯмандтарам.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима фазилати ҳамсӯҳбатӣ бо шахсони нек, дар ин масир зидди нафс мубориза бурдан ва бо онҳо агарчи тангдаст ҳам бошанд, омезиш карданро баён мекунад. Зеро ҳамсӯҳбатӣ бо некон фоидаҳои бешумор дорад;

2.Бо ҳузури дил зикри зиёд сабаби баракати умру вақт мегардад;

3.Имон ва амали нек ду қоидаи аслии касби савоб ва асоси наҷот аст. Зеро Аллоҳ таоло савоби дунёву охиратро ба ин ду зерасос вобаста намудааст.

وَدَخَلَ جَنَّتَهُۥ وَهُوَ ظَالِمٞ لِّنَفۡسِهِۦ قَالَ مَآ أَظُنُّ أَن تَبِيدَ هَٰذِهِۦٓ
أَبَدٗا ٣٥ وَمَآ أَظُنُّ ٱلسَّاعَةَ قَآئِمَةٗ وَلَئِن رُّدِدتُّ إِلَىٰ رَبِّي لَأَجِدَنَّ
خَيۡرٗا مِّنۡهَا مُنقَلَبٗا ٣٦ قَالَ لَهُۥ صَاحِبُهُۥ وَهُوَ يُحَاوِرُهُۥٓ أَكَفَرۡتَ
بِٱلَّذِي خَلَقَكَ مِن تُرَابٖ ثُمَّ مِن نُّطۡفَةٖ ثُمَّ سَوَّىٰكَ رَجُلٗا ٣٧
لَّٰكِنَّا۠ هُوَ ٱللَّهُ رَبِّي وَلَآ أُشۡرِكُ بِرَبِّيٓ أَحَدٗا ٣٨ وَلَوۡلَآ إِذۡ دَخَلۡتَ
جَنَّتَكَ قُلۡتَ مَا شَآءَ ٱللَّهُ لَا قُوَّةَ إِلَّا بِٱللَّهِۚ إِن تَرَنِ أَنَا۠ أَقَلَّ مِنكَ
مَالٗا وَوَلَدٗا ٣٩ فَعَسَىٰ رَبِّيٓ أَن يُؤۡتِيَنِ خَيۡرٗا مِّن جَنَّتِكَ وَيُرۡسِلَ
عَلَيۡهَا حُسۡبَانٗا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ فَتُصۡبِحَ صَعِيدٗا زَلَقًا ٤٠ أَوۡ يُصۡبِحَ
مَآؤُهَا غَوۡرٗا فَلَن تَسۡتَطِيعَ لَهُۥ طَلَبٗا ٤١ وَأُحِيطَ بِثَمَرِهِۦ
فَأَصۡبَحَ يُقَلِّبُ كَفَّيۡهِ عَلَىٰ مَآ أَنفَقَ فِيهَا وَهِيَ خَاوِيَةٌ عَلَىٰ
عُرُوشِهَا وَيَقُولُ يَٰلَيۡتَنِي لَمۡ أُشۡرِكۡ بِرَبِّيٓ أَحَدٗا ٤٢ وَلَمۡ تَكُن لَّهُۥ
فِئَةٞ يَنصُرُونَهُۥ مِن دُونِ ٱللَّهِ وَمَا كَانَ مُنتَصِرًا ٤٣ هُنَالِكَ ٱلۡوَلَٰيَةُ
لِلَّهِ ٱلۡحَقِّۚ هُوَ خَيۡرٞ ثَوَابٗا وَخَيۡرٌ عُقۡبٗا ٤٤ وَٱضۡرِبۡ لَهُم مَّثَلَ ٱلۡحَيَوٰةِ
ٱلدُّنۡيَا كَمَآءٍ أَنزَلۡنَٰهُ مِنَ ٱلسَّمَآءِ فَٱخۡتَلَطَ بِهِۦ نَبَاتُ ٱلۡأَرۡضِ
فَأَصۡبَحَ هَشِيمٗا تَذۡرُوهُ ٱلرِّيَٰحُۗ وَكَانَ ٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ مُّقۡتَدِرًا ٤٥



(35) Ва он марди кофир дар ҳоле ки ба сабаби куфр ва кибру ғурур бар худ ситам карда буд, ҳамроҳи рафиқи мўъминаш ба боғаш ворид шуд, то онро ба рафиқаш намоиш диҳад. Ў гуфт: “**Гумон намекунам ин боғе, ки мебинӣ фано шавад. Зеро ба хотири боқӣ монданаш тамоми асбобро истифода бурдаам**.-

(36) **Ва гумон надорам, ки қиёмат барпо шавад. Бешак, ин дунё ҳаёти доимӣ аст. Ва агар ба фарзи мисол қиёмат барпо шавад, пас чун боз зинда шуда, ба сўи Парвардигорам баргардонида шавам, бегумон баъди зинда шудан ҷои бозгаштеро меёбам, ки аз ин боғ беҳтар аст. Зеро дар дунё тавонгар буданам, тақозо мекунад, ки баъди дубора зиндашавӣ низ тавонгар бошам.**”

(37) Рафиқи мўъминаш дар ҳоле ки аз роҳи гуфтугў бо ҳамсўҳбати кофираш радду бадал мекард, ба ў гуфт: “**Оё ба он Зоте, ки падарат Одамро аз хок, баъд аз он туро аз оби манӣ халқ кард, сипас туро марди дорои аъзои бадани баробару комил сохт, кофир шудаӣ?! Он Худое, ки ба анҷоми ин гуфтаҳо қудрат дорад, барои дубора туро зинда сохтан низ Қодир мебошад.**

(38) **Валекин ман сухани гуфтаи туро намегўям, балки мегўям: “Ў Аллоҳ Парвардигори Поки ман аст, ки аз фазлаш ба ман некӣ кардааст ва ҳаргиз касеро дар ибодат шарикаш намегардонам. -**

(39) **Ва чаро вақти ба боғат даромадан “Ҳар чи Аллоҳ (ч) хост, ҳамон мешавад”, “Ҳеҷ кас ҷуз ба ёрии Аллоҳ (ч) қувват надорад”, нагуфтӣ**?! **Зеро Ў Парвардигорест, ки ҳар чи хоҳад, мекунад ва танҳо Ў дорои нерўи воқеист**. **Пас агар ту маро аз худат фақиртар ва адади фарзандонамро камтар мебинӣ**,-

(40) **пас шояд, ки Аллоҳ (ч) ба ман аз боғи ту беҳтарро диҳад ва бар боғи ту аз осмон офатеро фиристад, пас бўстонат ба замини бегиёҳ, ки қадам дар он ба сабаби нармиаш мелағжад, мубаддал гардад,-**

(41) **ё оби он ба зери замин фурў равад, пас ба ҳеҷ роҳе онро ба даст оварда натавонӣ. Чун обаш зери замин фурў равад, дигар он бўстон боқӣ намемонад.**”

(42) Ва он чи марди мўъмин тавақкўъ дошт, таҳаққуқ пайдо кард. Пас нобудӣ маҳсулоти бўстони кофирро иҳота намуд, баъд аз ин он марди кофир аз шиддати ҳасрату пушаймонии молҳои дар иморат ва ислоҳи боғ харҷ кардааш дастонашро ба ҳам мезад ва боғ бар сутунҳои худ, ки бар он шохаҳои токи ангур кашида мешуд, фурў афтода буд ва мегуфт: “**Эй кош, ба Парвардигори Ягонаам имон меовардам ва касеро дар ибодат шарики Ў намесохтам.**”

(43) Ва ин марди кофир ҷамоае надошт, ки ўро аз уқубати аз осмон фурудомада ҳимоят кунанд, дар ҳоле қаблан аз доштани тарафдорону хешовандони зиёд ифтихор дошт ва аз он ки Аллоҳ (ч) боғашро нобуд гардонид, интиқом гирифтан натавонист.

(44) Ин ҷо пирўзӣ танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ва савобаш ба бандагони мўъминаш, ки подоши дучандашон медиҳад, беҳтарин ва саранҷомаш ба бандагони тавбакори мўъминаш беҳтарин аст.

(45) Ва эй Паёмбар, барои шахсони фирефтаи дунё масалеро баён кун. Дунё дар заволпазирӣ ва суръати сипаришавиаш ба монанди оби боронест, ки Мо онро аз осмон фуруд овардем, пас ба воситаи ин об растанӣ рўйида, замони чиданаш фаро расид, пас он растанӣ он чунон шикаставу пора гардид, ки бодҳо ҷузъҳои порашудаи онро пароканда сохта, ба дигар гўшаҳо мебурд, пас замин ба ҳолати қаблӣ баргашт. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳама чиз қудратманд аст, чизе Ўро нотавон гардонида наметавонад, ба ҳар чи хоҳад, ҳаёт мебахшад ва ҳар чиро хоҳад, нобуд месозад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Набояд бандаи мўъмин дар назди кофири тавонгари даъвогари иззату обрў аз худ шикастаҳолӣ нишон диҳад. Вазифаи мўъмин он иборат аст, ки ўро насиҳат кунад, ба имон, иқрори ягонагии Парвардигор ва сипосгузории неъматҳояш раҳнамоӣ намояд;

2.Барои ҳар касе, ки молу фарзандаш ўро ба ҳайрат орад, лозим ва зарур аст, то он неъматро бо гуфтани “**Мо шоаллоҳ**”, “**Ло қуввата илло биллоҳ**” ба Соҳибаш нисбат диҳад;

3.Чун Аллоҳ (ч) дар ҳаққи банда иродаи некӣ кунад, дар ҳамин дунё ўро ба сазои кардааш мерасонад ва корашро ба охират намегузорад;

4.Моли ҳар касе, ки сабаби саркашӣ, куфр ва зиёнкориаш шуда бошад, барои талаф ёфтани он дуо намудан дуруст аст.

المال والبنون زينة الحياة الدنيا والباقيات الصالحات
خير عند ربك ثوابا وخير أملا ﴿٤٦﴾ ويوم نسير الجبال وترى
الأرض بارزة وحشرناهم فلم نغادر منهم أحدا ﴿٤٧﴾ وعرضوا
على ربك صفا لقد جئتمونا كما خلقناكم أول مرة بل زعمتم
ألن نجعل لكم موعدا ﴿٤٨﴾ ووضع الكتاب فترى المجرمين
مشفقين مما فيه ويقولون يا ويلتنا مال هذا الكتاب
لا يغادر صغيرة ولا كبيرة إلا أحصاها ووجدوا ما عملوا
حاضرا ولا يظلم ربك أحدا ﴿٤٩﴾ وإذ قلنا للملائكة اسجدوا
لآدم فسجدوا إلا إبليس كان من الجن ففسق عن أمر ربه
أفتتخذونه وذريته أولياء من دوني وهم لكم عدو
بئس للظالمين بدلا ﴿٥٠﴾ ۞ ما أشهدتهم خلق السماوات
والأرض ولا خلق أنفسهم وما كنت متخذ المضلين عضدا
﴿٥١﴾ ويوم يقول نادوا شركائي الذين زعمتم فدعوهم
فلم يستجيبوا لهم وجعلنا بينهم موبقا ﴿٥٢﴾ ورأى المجرمون
النار فظنوا أنهم مواقعوها ولم يجدوا عنها مصرفا ﴿٥٣﴾

ربع الحزب ٣٠



46 Мол ва фарзандон аз васоили зинати зиндагонии дунё ҳастанд. Мол рӯзи қиёмат ҳеҷ суде надорад, магар он ки дар роҳи ризои илоҳӣ харҷ шуда бошад. Ва корҳову гуфторҳои шоиста назди Парвардигорат аз рӯи савоб аз зинати дунё беҳтар буда ва он беҳтарин умед ва орзӯст. Зеро зинати дунё фано мешавад, аммо савоби кирдорҳо ва гуфторҳои мавриди писанди Парвардигор ҷовидон аст.
47 Ва рӯзеро ёд кун, ки дар он кӯҳҳоро аз ҷояшон дур мекунем ва заминро ба сабаби аз байнравии кӯҳҳо ва дарахтону иморатҳо намоён мебинӣ ва тамоми махлуқотро дубора зинда карда, ҷамъ месозем. Пас аз онҳо касеро намегузорем, магар он ки зиндааш мегардонем.
48 Ва мардум ба назди Парвардигорат дар ҳоле ҳама саф задаанд, ҳозир карда мешаванд ва ба онҳо гуфта мешавад: “**Ҳамоно имрӯз назди Мо танҳо, пойлуч, бараҳнаи хатнаношуда омадед, чунончи бори нахуст шуморо ҳамин гуна офаридем, балки гумон кардед, ки ҳаргиз аз нав зинда намешавед ва гумон кардед, ки Мо барои ҷазо додани шумо замону маконеро муқаррар намекунем.**”
49 Ва Китоб аъмол гузошта мешавад. Пас баъзеҳо онро бо дасти рост ва баъзеи дигар бо дасти чап мегиранд. Эй инсон, ту баъд аз ин кофиронро аз он чи дар он Китоб мавҷуд аст, дар ҳолати тарс мебинӣ. Зеро онҳо куфру гуноҳони кардаашонро медонанд ва мегӯянд: “**Эй вой бар мо! Ин чӣ Китобест, ки ҳеҷ кирдори хурду калони моро нагузошта, магар ин ки онро шуморида, ҳифз кардааст**.” Ва онҳо тамоми гуноҳони дар дунё содиркардаашонро дар он Китоб навиштаи сабтшуда меёбанд ва эй Паёмбар, Парвардигорат дар ҳаққи касе зулм намекунад, ҳеҷ касро бегуноҳ ҷазо намедиҳад ва аз подоши ибодати бандаи фармонбардор чизеро кам намегардонад.
50 Ва эй Паёмбар, ёд кун он вақтеро, ки ба фариштагон гуфтем: “**Назди Одам бо қасди арзи салом саҷда кунед.**” Пас ҳамагӣ барои иҷрои фармони Парвардигорашон саҷда карданд, магар Иблисе, ки аз ҷумлаи ҷинҳо буда, фаришта набуд, пас ӯ аз иҷрои амри Худо сарпечӣ карда, аз саҷда кибр варзида, аз итоати Парвардигораш берун шуд. Эй мардум, оё шумо Иблисро бо фарзандонаш ғайри Ман барои худ дӯст мегиред, ҳол он ки онҳо душманатон ҳастанд?! Пас чӣ гуна душмани худро дӯст қарор медиҳед?! Кирдори золимоне, ки дар ивази дӯстӣ бо Аллоҳ (ч) Шайтонро барои худ дӯст интихоб кардаанд, бисёр бад аст.
51 Ин касоне, ки ҷуз Ман дӯст гирифтаед, мисли шумо бандаанд. Вақте Ман осмонҳову заминро офаридам, онҳоро шоҳиди офариниши он насохтаам, балки онҳо он замон вуҷуд надоштанд ва баъзеашонро дар офариниши баъзеашон шоҳид нагардонидаам. Зеро ягона соҳиби офариниш ва тадбир Ман мебошам. Ва шайтонҳои инсиву ҷинниеро, ки дигаронро гумроҳ месозанд, бароям ёвар нагирифтаам, чунки Ман аз ёварон бениёзам.
52 Ва эй Паёмбар, ба онҳо рӯзи қиёматро зикр кун, ки Аллоҳ (ч) ба мушрикон мегӯяд: “**Маъбудҳоеро, ки ба даъвои шумо анбозҳои Ман буданд, даъват кунед, шояд бароятон кӯмак расонанд**.” Пас мушрикон маъбудҳоро даъват мекунанд, онҳо даъвати обидонашонро намепазиранд ва кӯмакашон намерасонанд ва Мо байни бутпарастону маъбудҳояшон макони ҳалокати муштарак қарор додаем. Он макони ҳалокати муштарак оташи дӯзах аст.
53 Ва мушрикон оташи ҷаҳаннамро бо чашм мебинанд, пас яқин мекунанд, ки ҳатман гирифтори дӯзах мешаванд ва аз он барои ақиб гаштан ҷоеро намеёбанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати зикргашта:

1.Бояд банда корҳои пояндаро бештар анҷом диҳад. Амалҳои поянда ҳамаи кирдор ва гуфтореро гӯянд, ки дар охират боқӣ мемонад;

2. Ҳар бандаро лозим ва зарур аст, то қиёматро ба хотир биёрад ва барои наҷот аз даҳшат ва ба даст овардани неъмати абадии ҷаннат амали шоиста кунад;

3.Аллоҳ (ч) бо фармони фариштагон ба саҷдаи Одам (а), Падари инсоният ва дар умум кулли башариятро каромат бахшидааст;

4.Оятҳои карима моро ба он ташвиқ мекунанд, ки шайтонҳоро душмани худ донем.

وَلَقَدۡ صَرَّفۡنَا فِي هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانِ لِلنَّاسِ مِن كُلِّ مَثَلٖۚ وَكَانَ
ٱلۡإِنسَٰنُ أَكۡثَرَ شَيۡءٖ جَدَلٗا ٥٤ وَمَا مَنَعَ ٱلنَّاسَ أَن يُؤۡمِنُوٓاْ
إِذۡ جَآءَهُمُ ٱلۡهُدَىٰ وَيَسۡتَغۡفِرُواْ رَبَّهُمۡ إِلَّآ أَن تَأۡتِيَهُمۡ سُنَّةُ
ٱلۡأَوَّلِينَ أَوۡ يَأۡتِيَهُمُ ٱلۡعَذَابُ قُبُلٗا ٥٥ وَمَا نُرۡسِلُ ٱلۡمُرۡسَلِينَ
إِلَّا مُبَشِّرِينَ وَمُنذِرِينَۚ وَيُجَٰدِلُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ بِٱلۡبَٰطِلِ
لِيُدۡحِضُواْ بِهِ ٱلۡحَقَّۖ وَٱتَّخَذُوٓاْ ءَايَٰتِي وَمَآ أُنذِرُواْ هُزُوٗا ٥٦
وَمَنۡ أَظۡلَمُ مِمَّن ذُكِّرَ بِـَٔايَٰتِ رَبِّهِۦ فَأَعۡرَضَ عَنۡهَا وَنَسِيَ
مَا قَدَّمَتۡ يَدَاهُۚ إِنَّا جَعَلۡنَا عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ أَكِنَّةً أَن يَفۡقَهُوهُ
وَفِيٓ ءَاذَانِهِمۡ وَقۡرٗاۖ وَإِن تَدۡعُهُمۡ إِلَى ٱلۡهُدَىٰ فَلَن يَهۡتَدُوٓاْ إِذًا
أَبَدٗا ٥٧ وَرَبُّكَ ٱلۡغَفُورُ ذُو ٱلرَّحۡمَةِۖ لَوۡ يُؤَاخِذُهُم بِمَا كَسَبُواْ
لَعَجَّلَ لَهُمُ ٱلۡعَذَابَۚ بَل لَّهُم مَّوۡعِدٞ لَّن يَجِدُواْ مِن دُونِهِۦ
مَوۡئِلٗا ٥٨ وَتِلۡكَ ٱلۡقُرَىٰٓ أَهۡلَكۡنَٰهُمۡ لَمَّا ظَلَمُواْ وَجَعَلۡنَا
لِمَهۡلِكِهِم مَّوۡعِدٗا ٥٩ وَإِذۡ قَالَ مُوسَىٰ لِفَتَىٰهُ لَآ أَبۡرَحُ حَتَّىٰٓ
أَبۡلُغَ مَجۡمَعَ ٱلۡبَحۡرَيۡنِ أَوۡ أَمۡضِيَ حُقُبٗا ٦٠ فَلَمَّا بَلَغَا مَجۡمَعَ
بَيۡنِهِمَا نَسِيَا حُوتَهُمَا فَٱتَّخَذَ سَبِيلَهُۥ فِي ٱلۡبَحۡرِ سَرَبٗا ٦١

54 Ва ҳамоно Мо дар ин Қуръони бар Муҳаммад (с) нозилшуда бо шеваҳои гуногун масалҳои мухталифи зиёдро баён сохтем, то инсонҳо аз он панд гиранд, лекин бештарин чизе, ки аз ҷониби хусусан инсони кофир ошкор мешавад, ҷидоли ноҳақ аст.

55 Ва кофиронро аз имон овардан ба Китоби аз сӯи Парвардигор овардаи Муҳаммад (с) ва омурзишхоҳӣ аз Парвардигорашон нуқсони баён боз надоштааст. Дар Қуръон барои онҳо масали зиёд баён шуда ва ҳуҷҷатҳои возеҳ омадааст. Кофиронро аз имон овардан ва омурзиш хостан он манъ намудааст, ки онҳо бо якравӣ талаб доранд, то азоби умматҳои собиқ барои эшон воқеъ шавад ва уқубати ваъдашударо бо чашм мушоҳида кунанд.

56 Ва паёмбаронамонро намефиристем, магар муждарасони аҳли имону ибодат ва бимдиҳандаи аҳли куфру маъсият. Онҳо бар қалбҳои бандагон бо водор карданаш ба ҳидоят тасаллут надоранд. Ва кофирон сарфи назар аз возеҳ будани далоил бо паёмбарон мунозара мекунанд, то ба воситаи ботили хеш ҳақиқати бар Муҳаммад (с) нозилгаштаро аз байн баранд. Ва онҳо Қуръон ва он чиро, ки аз он бим дода шуданд, ба мазҳака ва масхара мегиранд.

57 Ва ҳеҷ кас аз шахсе, ки ба воситаи оятҳои Парвардигораш панд дода шуда, пас нисбат ба уқубати таҳдидшудааш беларвоӣ намуда ва аз ин ки аз он оятҳо ибрат гирад, рӯй тофта ва куфру маъсиятҳои дар зиндагонии дунё анҷом додаашро фаромӯш сохта, аз он тавба накардааст, золимтар нест. Яқинан Мо бар қалби шахсони дорои сифатҳои мазкур пардаҳоеро кашидаем, ки аз фаҳми Қуръон манъашон месозад ва дар гӯшҳояшон сангиниро гузоштаем, пас ин ҷамоа онро дар амал намешунаванд ва агар ба имон овардан даъваташон кунӣ, пас модом ки дар қалбашон парда ва дар гӯшҳояшон сангинӣ гузошта шудааст, ҳаргиз даъвати туро намепазиранд.

Барои он ки Паёмбар (с) дар мавзӯи аз Аллоҳ (ч) дархости зудтар ҷазо додани такзибгарон лаб накушоянд, Аллоҳ (ч) дар ояти зерин ба он кас хитоб карда гуфт:

58 Ва эй Паёмбар, Парвардигорат Бахшандаи гуноҳи тавбакорон, Соҳиби раҳмати фарогирандаи ҳамаи чиз аст. Аз раҳматҳои илоҳӣ он аст, ки ба исёнкорон мӯҳлат медиҳад, то аз гуноҳ тавба кунанд. Агар Аллоҳ (ч) ин тоифаи аз ҳақиқат рӯйтофтаро ҷазо медод, бешубҳа, дар ҳамин дунё фавран барои онҳо азоб меовард, лекин Ӯ Зоти Бурдбори Меҳрубон аст. Азобашонро ба таъхир гузошт, то аз амалҳои бад тавба кунанд. Балки онҳоро замону макони муайянест, ки дар сурати тавба накардан дар он замону макони таъйингашта барои куфр ва аз роҳи рост рӯй тофтанашон ҷазо дода мешаванд. Ҳеҷ гоҳ ғайри он паноҳгоҳе намеёбанд, ки дар он паноҳ баранд.

59 Ва он аҳли кофири деҳаҳои ба шумо наздик ба монанди деҳаи қавми Ҳуду Солеҳу Шуайб вақте бо куфру гуноҳ бар ҷонашон ситам карданд, ҳалокашон кардем ва барои ҳалок сохтанашон вақти муайян муқаррар намудем.

60 Ва эй Паёмбар, вақтеро ёд кун, ки Мӯсо (а) ба ходимаш Юшаъ ибни Нун гуфт: “**Ҳамвора то расиданам ба маҳалли ҷамъшавии ду дарё роҳ меравам ё то вақти бо бандаи неки Худо мулоқот карда, аз ӯ дониш гирифтанам муддати дурудароз роҳ меравам.**”

61 Пас ҳарду ба роҳ баромаданд. Чун ба маҳалли ҷамъшавии ду дарё расиданд, моҳии бирёнашонро, ки ҳамчун тӯшаи сафар гирифта буданд, фаромӯш карданд. Пас Аллоҳ (ч) моҳиро зинда гардонид ва он моҳӣ дар дарё роҳашро, ки ба нақб монандӣ дошта, ду тарафи об бо ҳам ҷамъ намешуд, пеш гирифт.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима азамат ва ҳамагонӣ будани Қуръонро ифода мекунад. Зеро дар ин Китоб ҳама роҳи расонанда ба донишҳои судбахш, саодати абадӣ, пешгирикунандаи бадиҳо мавҷуд аст;

2.Падид овардани Аллоҳ (ч) шахсони бо роҳи ноҳақ муқобили ҳақ мунозаракунандаро аз бузургтарин асбоби равшан гаштани ҳақ, маълум шудани ботил ва раҳмати Худ гардонидааст;

3.Оятҳои муборака касеро, ки баъд аз донистани ҳақ онро тарк мекунад, аз он бим медиҳад, ки шояд минбаъд онро ба даст оварда натавонад. Ин ишораи қуръонӣ аз бузургтарин василаи бароддорандаи тарки ҳақ аст;

4.Оятҳои мазкур фазилати илм, ғанимат шумоҳидани мулоқоти шахсони фозил ва донишманд агарчи минтақаашон дур ҳам бошад ва дар роҳи талаби илм сафар карданро баён мекунад.

فَلَمَّا جَاوَزَا قَالَ لِفَتَىٰهُ ءَاتِنَا غَدَآءَنَا لَقَدۡ لَقِينَا مِن سَفَرِنَا
هَٰذَا نَصَبٗا ٦٢ قَالَ أَرَءَيۡتَ إِذۡ أَوَيۡنَآ إِلَى ٱلصَّخۡرَةِ فَإِنِّي نَسِيتُ
ٱلۡحُوتَ وَمَآ أَنسَىٰنِيهُ إِلَّا ٱلشَّيۡطَٰنُ أَنۡ أَذۡكُرَهُۥۚ وَٱتَّخَذَ سَبِيلَهُۥ
فِي ٱلۡبَحۡرِ عَجَبٗا ٦٣ قَالَ ذَٰلِكَ مَا كُنَّا نَبۡغِۚ فَٱرۡتَدَّا عَلَىٰٓ ءَاثَارِهِمَا
قَصَصٗا ٦٤ فَوَجَدَا عَبۡدٗا مِّنۡ عِبَادِنَآ ءَاتَيۡنَٰهُ رَحۡمَةٗ مِّنۡ عِندِنَا
وَعَلَّمۡنَٰهُ مِن لَّدُنَّا عِلۡمٗا ٦٥ قَالَ لَهُۥ مُوسَىٰ هَلۡ أَتَّبِعُكَ عَلَىٰٓ أَن
تُعَلِّمَنِ مِمَّا عُلِّمۡتَ رُشۡدٗا ٦٦ قَالَ إِنَّكَ لَن تَسۡتَطِيعَ مَعِيَ
صَبۡرٗا ٦٧ وَكَيۡفَ تَصۡبِرُ عَلَىٰ مَا لَمۡ تُحِطۡ بِهِۦ خُبۡرٗا ٦٨ قَالَ
سَتَجِدُنِيٓ إِن شَآءَ ٱللَّهُ صَابِرٗا وَلَآ أَعۡصِي لَكَ أَمۡرٗا ٦٩ قَالَ
فَإِنِ ٱتَّبَعۡتَنِي فَلَا تَسۡـَٔلۡنِي عَن شَيۡءٍ حَتَّىٰٓ أُحۡدِثَ لَكَ مِنۡهُ ذِكۡرٗا
٧٠ فَٱنطَلَقَا حَتَّىٰٓ إِذَا رَكِبَا فِي ٱلسَّفِينَةِ خَرَقَهَاۖ قَالَ أَخَرَقۡتَهَا
لِتُغۡرِقَ أَهۡلَهَا لَقَدۡ جِئۡتَ شَيۡـًٔا إِمۡرٗا ٧١ قَالَ أَلَمۡ أَقُلۡ إِنَّكَ
لَن تَسۡتَطِيعَ مَعِيَ صَبۡرٗا ٧٢ قَالَ لَا تُؤَاخِذۡنِي بِمَا نَسِيتُ وَلَا
تُرۡهِقۡنِي مِنۡ أَمۡرِي عُسۡرٗا ٧٣ فَٱنطَلَقَا حَتَّىٰٓ إِذَا لَقِيَا غُلَٰمٗا فَقَتَلَهُۥ
قَالَ أَقَتَلۡتَ نَفۡسٗا زَكِيَّةَۢ بِغَيۡرِ نَفۡسٖ لَّقَدۡ جِئۡتَ شَيۡـٔٗا نُّكۡرٗا ٧٤



(62) Пас чун онҳо аз он макон гузаштанд, Мӯсо (а) ба хидматгораш гуфт: “**Хӯроки пагоҳиамонро бидеҳ. Дар ҳақиқат аз ин сафарамон бо душвории сахт рӯбарӯ шудем**.”
(63) Хидматгори Мӯсо (а) гуфт: “**Вақте ба харсанг паноҳ бурдем, дидӣ, ки чӣ ҳодиса рух дод?! Пас ҳамоно ман фаромӯш кардам, ки ҳолати моҳиро ба ту гӯям ва онро аз хотирам ба ҷуз Шайтон касе набурдааст. Моҳӣ зинда шуд ва дар баҳр роҳеро барои худ пеш гирифт, ки касро ба ҳайрат меовард**.”
(64) Мӯсо (а) ба ходимаш гуфт: “**Он чи меҷустем, ҳамин аст. Ин нишонаи макони бандаи солеҳи Худост**.” Пас аз онҷо ба ақибашон бозгашта, пайҳои қадамашонро ҷустанд, то аз роҳе, ки омада буданд, берун нашаванд. Баъди баргашт ва ҷустуҷӯ ба назди харсанг ва аз онҷо ба макони даромадаи моҳӣ расиданд.
(65) Пас чун ба макони гумшудаи моҳӣ расиданд, онҷо бандае аз бандагони солеҳи Моро пайдо карданд.[1] Мо ба он бандаи солеҳамон аз назди Худ раҳмат дода ва аз наздамон барояш донише, ки мардум аз он огоҳӣ надоранд, омӯхта будем.

Он чиро ин қиссаи Қуръони карим дар бар гирифтааст, дониши атокардаи Парвардигор ба Хазир (а) ҳамин аст.
(66) Мӯсо (а) бо фурӯтанӣ ва нармӣ ба вай гуфт: “**Оё аз ту пайравӣ кунам, ба шарти он ки маро аз илми ба ту омӯзонидаи Аллоҳ (ҷ), ки дониши роҳёбӣ аст, биомӯзонӣ?**”
(67) Хазир (а) гуфт: “**Яқинан ту бар донише, ки бо ман мебинӣ, тавони сабрро надорӣ. Зеро дониши ман бо илми ту мувофиқат намекунад.**
(68) **Ва чи тавр дар корҳое, ки дар он роҳи дурустро намедонӣ /зеро ту дар бораи он ба қадри донишат ҳукм мекунӣ/, сабр карда метавонӣ?!**”
(69) Мӯсо (а) гуфт: “**Агар Аллоҳ (ҷ) хоҳад, маро дар баробари корҳое, ки аз ҷониби ту мебинам, босабру фармонбардорат хоҳӣ ёфт ва ман ҳеҷ амри туро нофармонӣ намекунам**.”
(70) Хазир (а) ба Мӯсо (а) гуфт: “**Агар маро пайравӣ кунӣ, пас аз ман аз корҳои мекардаам, ки онро мебинӣ, аз чизе намепурсӣ, то он ки худам шарҳу баёни ҳақиқати онро оғоз кунам**.”
(71) Пас чун дар ин бора иттифоқ карданд, ба сӯи соҳили дарё рафтанд, то он ки киштиеро воҳӯрданд. Ба киштӣ аз сабаби эҳтиром доштани соҳибонаш ба Хазир (а) бидуни маблағ савор шуданд, баъд аз ин Хизр (а) бо баркандани яке аз тахтаҳои киштӣ онро сӯрох кард. Дар ҳол Мӯсо (а) ба ӯ гуфт: “**Оё киштиеро, ки мардуми он моро бидуни маблағ савор карданд, бо мақсади ғарқсозии саворагонаш сурох кардӣ? Ба дурустӣ ки кори бади бузурге анҷом додӣ.**”
(72) Хазир (а) ба Мӯсо (а) гуфт: “**Оё ба ту нагуфтам, бар он чи аз ҷониби ман мебинӣ, ҳаргиз сабр карда наметавонӣ?!**”
(73) Мӯсо (а) дар ҷавоб гуфт: “**Маро барои он ки бо фаромӯшӣ паймони бо ту бастаамро тарк кардам, иқоб макун ва бар ман дар ҳамсӯҳбат шуданам бо ту фишор наор ва сахт магир**.”
(74) Боз баъди аз киштӣ фаромадан ба соҳили дарё раҳсипор шуданд, пас писарбачаи ноболиғеро диданд, ки бо дигар кӯдакон бозӣ мекард. Хизр (а) ӯро ба қатл расонид. Мӯсо (а) ба ӯ гуфт: “**Оё инсони поки ноболиғи бегуноҳро ба қатл мерасонӣ?! Ба дурустӣ ки кори зиште кардӣ**.”

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикршуда:

1.Мустаҳаб аст, ки ходими инсон зирак бошад, то кори мехостаи ӯро ба таври зарурӣ анҷом диҳад;

2.Кӯмаки Парвардигор барои банда вобаста ба андозаи иҷрои фармонҳои Ӯ меояд ва бандаи итоаткорро кӯмаке мерасонад, ки дигарон аз он маҳрум мемонанд;

3.Фаромӯшӣ ҷазоро тақозо намекунад, зеро банда дар ҳолати фаромӯшӣ мукаллаф ба ҳисоб намеравад ва агар дар чунин ҳолат коре кунад, ҳеҷ ҳукми шаръӣ собит намегардад;

4.Оятҳои карима ифодакунандаи онанд, ки шахси донишманди фозил дар бораи он чи маҳорат надорад, аз шахси дигари дар он фан моҳир агарчи аз худ пойинтар ҳам бошад, меомӯзад;

5.Бояд ҳар навъи дониш ва фазилатҳоро ба Аллоҳ таоло нисбат дода, эътироф ва шукри он ба ҷо оварда шавад.

1. Мурод аз “**бандаи солеҳ**” дар ин ояти карима Хазир (а) аст. (**Аз муаллифон**)